ББК 83,3(0)9+83,3 (2 тоҷик)
А-19

*Таҳияи матн ва луғату тавзеҳот аз*
***ХУДОӢ ШАРИФОВ***
*ва*
***АБДУШУКУР АБДУСАТТОРОВ***

Муҳаррир
***Мубашшир Акбарзод***

А-19 **Ашъори ҳакимон ва орифон.** — Душанбе: «Адиб», 2010. -480 саҳ.

Дар ин ҷилд ашъори ҳакимонаи як силсила шоирони классик Ибни Сино, Хайём, Абӯсаъид Абулхайр ва дигарон гирд оварда шудааст, ки қисме бори аввал ба шакли комил чоп мешавад.

**ISBN 978-99947-32-84-5**

## МУҚАДДИМА

Шеъри форсӣ - тоҷикӣ дар марҳалаи рушд ва инкишофи классикӣ дар пояи таҷрибаҳои деринаи фарҳангӣ ва падидаҳои мазҳабӣ, ирфонӣ, илмӣ ва фалсафии мардуми эронӣ, ки бо таърих ва илму адаби мардумони Юнон, Ҳинд ва араб пайванди қадимӣ доштанд, ба вуҷуд омадааст. Адибони бузурги он замон, аз Рӯдакию Шаҳиди Балхӣ гирифта то Абдурраҳмони Ҷомӣ, ҳама аз мавқеи маърифат ва дониш сухан гуфта, гуфторашон ҷавҳари ақлонии қавӣ дорад. Гузашта аз ин равиши умумии шеъри донишмандона гуфтан адибоне ҳам буданд, ки бунёди шеърро бар таълимотҳои фалсафӣ ва ирфонӣ гузошта, умқи назар ва андешаи фалсафиро бо зевари тасвири бадеӣ дошта, ба мутолиаи андешамандон гузоштаанд. Дар ин маҷмӯа ашъори ҳамин гуна суханварони ҳакиму донишманд ва ориф ҷамъ оварда шудаанд. Шеъри ҳар яки онҳоро ба сабаби маҳдудиятҳои имконоти чоп дар силсилаи «Ахтарони адаб» ба шакли ҷилди мустақил нашр намудан мумкин набуд. Аз ҷониби дигар, аз чопи ашъори шахсиятҳое чун Ибни Сино, Бобо Тоҳир, Умари Хайём ва дигарон дар ин силсила худдорӣ намудан ба манфиати хонандаи тоҷик нест. Бо ин сабаб дар ин маҷмӯа ашъори Ибни Сино, Кисоии Марвазӣ, Бадеъи Балхӣ, Умари Хайём, Абусаъид Абулхайр, Бобо Тоҳири Урён, Бобо Афзали Кошонӣ ҷамъ оварда шуда, ба китоб мувофиқи мазмун ва мундариҷаи он унвони «Ашъори ҳакимон ва орифон» гузошта шуд. Дар оғози бахши шеъри ҳар яки онҳо муқаддимаи кӯтоҳе ба шарҳи мухтасари рӯзгор ва мушаххасоти мазмуну сохти ашъор дода шуд, то ки раҳнамо ба замону макони зиндагӣ ва фаъолияташон бошад.

Падидаи ҷолиб дар таърихи фарҳангу адаби форсӣ ин аст, ки қариб кулли ҳакимону файласуфон шеър гуфтаанд. Ба номи ҳар яки онҳо аз Абӯнасри Фороби сар карда то Аҳмади Дониш рубоие, шеъре нисбат додаанд ва ё шеъри воқеан сурудаи онҳоро сабт кардаанд. Шеър дар он замон як навъ изҳори фазл буд ва ҳакимону орифон аз ҷумлаи фузалову донишманди замон шинохта мешудаанд ва шеъри онҳо далелу бурҳони тасдиқи ин назар буд. Лекин шеъри ҳакимону донишмандон назми ақидаи илмию фалсафии онҳо нест. Ин донишмандону орифон чӣ будани шеърро мефаҳмиданд ва фарқи онро аз назм илмӣ мешинохтанд. Дар ҳамаи оғози ривоҷи шеъри форсӣ китоби «Донишнома дар илми пизишкӣ»-и Майсарӣ таълиф шудааст, ки баҳси илми тиб дар шакли манзум мебошад. Ашъори ҳакимона ва ирфонӣ бо умқи назари илмӣ, бо зоҳири махсуси бадеӣ гоҳе гӯё бисёр сода суруда шудаанд. Барои мисол як рубоӣ аз Умари Хайём ва як дубайтӣ аз Бобо Тоҳирро мулоҳиза фармоед:

**Аз Умари Хайём:**

*Асрори азалро на ту донию на ман,*
*Ин ҳарфи муаммо на ту хонию на ман.*
*Ҳаст аз паси парда гуфтугӯи ману ту,*
*Чун парда дарафтад, на ту монию на ман.*

**Аз Бобо Тоҳир:**

*Зи дасти дидаву дил ҳарду фарёд,*
*Ҳар ончи дида бинад, дил кунад ёд.*
*Бисозам ханҷаре, нешаш зи фӯлод,*
*Занам бар дида, то дил гардад озод.*

Баҳси офариниш ва азал дар он замон мавзӯи гуфтугӯи аҳли динҳо (мусулмонон, исломию масеҳиҳо, будоиён ва

ғайра) бо шохаҳои зиёди мазҳабӣ, таълимотҳои фалсафӣ, баҳсҳои каломӣ ва ирфонӣ буд. Аҷиб ин аст, ки ҳар яки онҳо дар ҳақиқат ба назари худ эътимоди комил дорад ва Умари Хайём шубҳа дар он ҳақиқат мекунад ва хонандаро барои андешаи тоза кардан ба роҳ меандозад. Бобо Тоҳир сухан аз ҳисси зоҳир ва ботин мегӯяд: дида роҳи дарёфти зоҳири ҳастӣ ва роҳнамои дил ба он мебошад. Барои ба маърифати ботин расидан аз дарёфту гирифтории зоҳир даст кашидан лозим аст. Бо ин умқи назар сухан дар ҳарду шеър воқеӣ ва бадеист ва ҳар хонанда онро ба андозаи вусъати завқу назари худ истиқбол менамояд.

Гӯяндагон ба шеъри андеша ва донишмандона аз роҳҳои гуногун омадаанд. Дар навбати аввал онҳо аҳли илму ҳикмат буда, ба шеър дар ин вазъи назар ва ақлу дониш расидаанд. Ибни Сино ва Умари Хайём, аз ҷумлаи гӯяндагони ашъори ин маҷмӯа, худ файласуф ва ҳаким буданд. Бобо Афзали Кошонӣ ҳам бо илму ҳикмат ва ҳам ба ирфон гироиш дошт ва дар рубоиҳояш суннатҳои илмию ирфонӣ мушоҳида мешаванд.

Иддае аз шоирон ба мазҳаби исмоилия гироиш гирифта, таълимоти фалсафии онро андӯхта, шеъри ҳакимона гуфтаанд. Шахсияти маъруф аз ҷумлаи ин гуна касон Ҳаким Кисоии Марвазӣ мебошад, ки аз ҷумлаи аввалин гӯяндагони шеъри ҳакимона буд. Шоири дигари ҳакиму донишманд, ки аз Кисоӣ дар шеъраш ёд мекунад ва ӯро муҳтарам медорад, Носири Хусрави Қубодиёнӣ аст.

Аз ҳамаи ҷараёнҳои зеҳнӣ ва маърифатӣ ба шеър таъсири бештар тасаввуф ва махсусан таълимоти фалсафии ирфон дорад. Тасаввуф дар марҳалаи амалӣ аз таронаҳои мардумӣ истифода мекард ва маросими самоъ (ҳаракат ва таронасароии маҷзубӣ) ба истифодаи таронаҳо анҷом мегирифт. Ирфон – фалсафаи тасаввуф аз роҳи маърифати ҳиссиёти ботинӣ ба ҳақиқат расиданро тарғиб мекард, ки василаи асосияш панисломизм буд. Гурӯҳи зиёди орифон ба майдони шеъри форсӣ

омаданд ва бо пайванди шавқи сӯзону маърифати ҳақиқати зоти Офаридгор як равияи нотакрори шеърро ба вуҷуд оварданд. Дар мавридҳое назари ирфонии онҳо дар шеър бо таълимоти калому фалсафа пайванду қаробат гирифта, суханонашонро бисёр шукӯҳманд ва фарогири ҳақоиқи ҳастӣ ва мобаъдуттабиӣ гардонидааст. Аз ҷумлаи чунин шоирон Саноӣ, Аттор ва Мавлоно Ҷалолуддин Муҳаммади Балхӣ мебошанд. Дар ин маҷмӯа аз ҷумлаи шоирони ориф ашъори Абӯсаъид Абулхайр (ё мансуб ба ӯ), Бобо Тоҳир ва Бобо Афзали Кошонӣ ҷой ёфтаанд.

Ниҳоят, маснавии «Пандномаи Анӯшервон» аз Абӯмуҳаммад Бадеъ ибни Муҳаммад ибни Маҳмуди Балхӣ, ки бо номи «Роҳатулинсон» ҳам дар манбаъҳо зикр шудааст, барои хонандаи тоҷик то имрӯз чандон маълум набуд ва аз ин рӯ ба ин маҷмӯа дохил карда шуд. Ин панднома тибқи мавзӯъ ва мазмун ба андарзномаҳои сосонӣ монанд аст ва метавон ҳадс зад, ки аз ҳамон манбаъҳо муаллиф маншаъ гирифтааст. Абёти зайл аз оғози достон далолат бар ин суханон доранд:

*Ҷаҳондида деҳқон чунин кард ёд,*
*Ки Кисро чу тоҷи шаҳӣ барниҳод,*
*Ба пирӯз рӯзе яке сур кард,*
*Ҷаҳонро аз аҳриманон дур кард.*
*Ба доду диҳиш дар ҷаҳон фош гашт,*
*Ҳама фарши бедодҳо дарнавашт.*

Ба истисноӣ Кисоии Марвазӣ ва Бадеъи Балхӣ дигар шахсиятҳои соҳиби ашъори ин маҷмӯа шоирони касбӣ набуданд. Бо вуҷуди ин дунёи шеъру шоирии форсӣ бе шахсияти Абӯсаъид Абулхайр, Бобо Тоҳири Урён ва Умари Хайём костии азиме меёфт ва шӯҳрату бузургияш ба ҷойгоҳи маҳдуде меомад. Абӯсаъид Абулхайр орифи машҳури замон буд, завқи сухан дошт, вале боз ҳам шоири касбӣ набуд. Аммо ончи аз ӯ

ё нисбат ба ӯ дар ҷамъи рубоӣ боқӣ мондааст, саҳми бузурге дар таърихи шеъри тасаввуфӣ мебошад. Бобо Тоҳир бузургтарин таронасаро дар қолиби дубайтиҳои бисёр лазиз аст, ки бо гӯиши маҳаллии наздик ба гуфтори омиёна дар миёнаи мардумони форсизабон чун таронаҳои дилангезе интишор ёфтаанд. Ин дубайтиҳо аз лиҳози лаҳни бадеии сода дар навъи худ дар таърихи адабиёти форсӣ нотакрор мебошанд. Ҳамчунин рубоиҳои Бобо Афзал низ назари тоза ва ҳунари саҳли мумтанеъи муаллифони чунин рубоиҳоро намоиш медиҳанд.

Ба истиснои ашъори Кисоии Марвазӣ ва иддае аз ашъори мансуб ба Ибни Сино дигар ҳама ашъори ин маҷмӯа рубоиҳо мебошанд. Дубайтиҳои Бобо Тоҳир дар қолибу вазни худ аз шеъри дигар шоирон, ки ҳамагӣ рубоӣ мебошанд, фарқ доранд. Муҳим ин аст, аксари ин рубоиҳо ё ба дигарон ҳам нисбат доранд ва ё рубоии сайёр мебошанд. Бо вуҷуди ин дар доираи шеъри асрҳои XI-XII мақом ва эътибори хосе доранд ва барои рубоисароёни дигар дар асрҳои баъдӣ намунаи татаббӯъ будаанд.

Ашъори ин шоирон бори аввал дар чунин маҷмӯаи ягона ҷамъоварӣ шудаанд. Қаблан Х. Шарифов маҷмӯае ба номи «Таронаҳои дилангез» аз ашъори Абӯсаъид Абулхайр, Бобо Тоҳир, Умари Хайём ва Наҷмуддини Кубро чоп карда буд. Ин китоб маҷмӯаи комили ашъори ин шоирон мебошад. Хонандаи арҷманд аз сухани ноби ин бузургон истифода мекунад ва завқу маърифати олии инсонияшон баҳраманд мегардад.

## ИБНИ СИНО

Шайхурраис Абӯалӣ Ҳусайн ибни Абдуллоҳ ибни Ҳасан ибни Алӣ, маъруф ба Ибни Сино соли 980 дар деҳаи Афшанаи Бухоро ба дунё омадааст. Дар ҷавонӣ илмҳои адабиёт, мантиқ, фалсафа, фиқҳ ва риёзиётро омӯхтааст. Сипас ба омӯзиши илми тиб муроҷиат намуда, асосҳои амалӣ ва назарии онро фаро гирифт ва дар 17-солагӣ ба камолоти дониш расид. Баъди шикасти давлати Сомониён (с.999) Абӯалӣ ба Хоразм рафт ва аз он ҷо роҳи Гургонро пеш гирифт ва баъд ба Рай рафт. Ӯ аз таъқиботи султон Маҳмуд тарсида, ба Ҳамадон омад ва дар он ҷо табиби дарбор ва вазири ҳукмрони ин кишвар буд. Абӯалӣ муддате зиндонӣ шуд ва соли 1023 ба Исфаҳон омад. Ӯ соли 1037 дар Ҳамадон вафот кард.

Абӯалӣ ибни Сино бештар аз 400 асар навиштааст, ки муҳимтарини онҳо «Китобушшифо», «Ал-қонун фӣ-т-тиб», «Ишорот ва танбеҳот», «Китобуннаҷот», «Донишнома», «Китоб улинсоф», «Ҳикматулмашриқия» ва дигар китобу рисола ва қиссаҳои тамсилӣ мебошанд. Саҳми Ибни Сино дар таърихи забон ва адабиёти тоҷик бузург аст. Ӯ бо таълифи китоби «Донишнома», рисолаи «Меъроҷнома» ва асарҳои дигараш, ки ба забони форсии дарӣ навишта шудаанд, саҳми арзандае дар коркарду тасҳеҳи истилоҳоти илмӣ гузоштааст. Китоби «Махориҷулҳуруф»-и ӯ таълифи бунёдӣ дар шинохти савтиёти забони форсии тоҷикист.

Ибни Сино дар муқаддимаи мантиқи китобҳои фалсафиаш номҳои шеър ва хитобаро ба равиши китобҳои Арасту шарҳ дода, барои фаҳмиши фалсафии шеър ва наср замина гузоштааст. Ӯ қиссаҳои тамсилии «Ҳай ибни Яқзон», «Саломон ва Абсол», «Меъроҷнома» ва «Рисолату-т-тайр»-ро навиштааст, ки имконоти ақлӣ ва роҳҳои маърифати башариро шарҳ медиҳанд.

Асри X ва оғози асри XI замони ривоҷи шеъру шоирӣ буд. Ибни Сино дар баробари таълифоти илмӣ аз кайфияти сухани адабӣ ва шеър гуфтан ҳам бебаҳра набуд. Қасоиди арабии Ибни Сино то замони мо расидаанд, ки маънои фалсафӣ ва ахлоқию таълимӣ доранд ва дар мавриди мансубияти онҳо

ба қалами ӯ шубҳае нест. Яке аз қасидаҳои маъруфи арабии Ибни Сино бо номи «Қасидаи айния» («Ал-қасидату-л-айнияту-р- руҳия фӣ-н- нафс») аз асрҳои миёна то рӯзгори мо борҳо ба забони форсӣ-тоҷикӣ тарҷума шуда ва интишор ёфтааст.

Шеърҳои форсӣ- тоҷикии Ибни Сино дар қолабҳои ғазал, қитъа ва рубоӣ эҷод шудаанд. Аксари ин шеърҳо ба номи шоирони дигар ҳам омадаанд, вале зикри онҳо ба номи Ибни Сино ва мувофиқаташон ба тарзи андеша ва назари ӯ ба бисёр муҳаққиқон имкони нисбат додани онҳоро ба қалами ин ҳакими бузург додааст.

Гуфтугӯро дар бораи шеъри Ибни Сино баъд аз нависандагони асрҳои миёна шарқшиноси олмонӣ Ҳерман Эте дар соли 1875 оғоз намуда, ашъори форсии ӯро иборат аз 12 рубоӣ, қитъа ва 2 ғазал ҷамъ овардаву интишор намуд. (Avicenna, 1875, pp. 555-567). Баъди он, соли 1937 ба муносибати ҷашни 900-солагии даргузашти Ибни Сино шеърҳои ӯ дар Олмон, Эрон ва Тоҷикистон чоп шуданд. Садриддин Айнӣ дар «Намунаи адабиёти тоҷик» ва сипас дар рисолаи «Шайхурраис Абӯалӣ ибни Сино» (Душанбе,1939) ашъори Ибни Синоро ворид намуд. Ин шеърҳо дар «Намунаҳои адабиёти тоҷик» (Душанбе, 1940) муҷаддадан чоп шуданд. Соли 1953 Михаил Занд «Маҷмӯаи шеърҳо»-и Ибни Синоро бо муқаддимаи огоҳона дар ду қисм чоп кард. Қисми якум шомили шеърҳои тоҷикии иборат аз 2 ғазал (16 байт) як қитъа (2 байт), 18 рубоӣ (36 байт) ва як байти фард буд. Дар қисми дуюм 4 байт аз «Урҷузаи Ибни Сино», 5 байти ташбиб, як қасида, 10 қитъа ва 6 фардбайт дар тарҷумаи сатрбасатри мураттиб аз арабӣ ва назми онҳо аз ҷониби шоир Суҳайлӣ Ҷавҳаризода, ҷамъ 33 байт ворид шудааст. Ҳамин тавр, дар маҷмӯаи мазкур 55 байти шеъри форсӣ-тоҷикӣ ва 43 байти тарҷумашуда аз арабӣ ҷой дода шудааст.

Ба муносибати ҷашни 1000-солагии Ибни Сино маҷмӯаи шеърҳои ӯ бо номи «Авҷи Зуҳал» чоп шуд, ки ашъори форсӣ ва арабии ӯро ба иловаи ашъори арабияш ва тарҷумаи русии онҳо дар бар мегирад.(Душанбе,1980).

Маҷмӯаи мазкур муқаддимаи кӯтоҳе ва тавзеҳоти Ибни Синоро ҳам дорад. Ин маҷмӯа 4 ғазал (31 байт), 9 қитъа (21 байт), 34 рубоӣ (68 байт) ва 2 фардбайт, дар маҷмӯъ 102 байтро фаро гирифтааст.

Ба силсилакитоби «Ахтарони адаб» мураттибон тамоми рубоиҳо, қитъаҳо, ғазалҳо ва муфрадоти Ибни Синоро, ки маъхази қадимтар ва мӯътамад доранд, ворид намудаанд. Ашъори форсӣ-тоҷикии Ибни Сино қисми якуми маҷмӯаро ташкил додаанд ва қисми дуюм шомили шеърҳои аз арабӣ ба форсӣ-тоҷикӣ тарҷумашудаи ӯ мебошад.

# I
# ШЕЪРҲОИ ТОҶИКӢ

## Ғазалҳо

Агар дил аз ғами дунё ҷудо тавонӣ кард,
Нишоту айш ба дори бақо тавонӣ кард.
В-агар ба оҳи риёзат бароварӣ нафасе,
Ҳама кудурати дилро сафо тавонӣ кард.
Зи манзилоти ҳавас гар бурун ниҳӣ гоме,
Нузул дар ҳарами кибриё тавонӣ кард.
В-агар зи ҳастии худ бигзарӣ, яқин медон,
Ки аршу фарши фалак зери по тавонӣ кард.
Валекин ин амали раҳравони чолок аст,
Ту нозанини ҷаҳонӣ, куҷо тавонӣ кард?
На дасту пои амалро фурӯ тавонӣ баст,
На рангу бӯи ҷаҳонро раҳо тавонӣ кард.
Чу Бӯалӣ бибур аз халқу гӯшае бигрез,
Магар, ки хӯи дил аз халқ во тавонӣ кард.

* * *

Ҳаром аст даҳ чиз бар родмард,
К-аз он шаш бувад марги озода фард.
Ҳасад бурдану сифлагию дурӯғ,
Намудан ниёзу заъифию дард.
Чу неъмат бувад, даст бар дӯстон,
Бибояд кушудан ба доду ба х(в)ард.
Чу шиддат бувад, роз пайдо макун,
Биҳил, то шавад рӯят аз дард зард.
Суоле наярзад саросар ҷаҳон,
Чу фарҷом бошад яке оҳи сард.
Аҷал нардбоз асту мо муҳраем,
Фалак каъбатайну ҷаҳон тахти нард.

❂ ❂ ❂

Рӯзаке чанд дар ҷаҳон будам,
Бар сари хоку бод паймудам.
Соате лутфу лаҳзае дар қаҳр
Ҷони покизаро биёлудам.
Бохирадро ба табъ кардам ҳаҷв,
Бехирадро ба тамъ бистудам.
Оташе барфурӯхтам аз дил,
В-оби дида аз ӯ биполудам.
Бо ҳавоҳои ҳирси шайтонӣ
Соате шодмон бинағнудам.
Охируламр чун баромад кор,
Рафтаму тухми кишта бидрудам.
Гавҳарам боз шуд ба гавҳари хеш,
Ман аз ин хастагӣ биёсудам.
Кас надонад, ки ман куҷо рафтам,
Худ надонам, ки ман куҷо будам.

❁ ❁ ❁

Ғизои рӯҳ бувад бодаи рақиқ, алҳақ,
Ки ранги ӯ кунад аз дур ранги гулро дақ.
Ба ранг занг зудояд зи ҷони андуҳгин,
Ҳумой гардад, агар ҷуръае бинӯшад бақ.
Чу дарчакад ба миёни қадаҳ зи ҳалқи сабӯҳ,
Ба лаҳни борбадӣ хуштар ояд он бақ-бақ.
Ба таъм талх чу панди падар, валек муфид,
Ба пеши мубтил ботил, ба назди доно ҳақ.
Май аз ҷаҳолати ҷуҳҳол шуд ба шаръ ҳаром,
Чу маҳ, ки аз сабаби мункирони дин шуд шақ.
Ҳалол гашта ба фатвои ақл бар доно,
Ҳаром гашта ба аҳкоми шаръ бар аҳмақ.
Шаробро чӣ гунаҳ, з-он ки аблаҳе нӯшад,
Забон ба ҳарза кушояд, диҳад зи даст варақ?!
Ҳалол бар уқалову ҳаром бар ҷуҳҳол,
Ки май маҳак буваду хайру шарр аз ӯ муштақ.
Ғуломи он маи софам, ки аз рухи хубон
Ба як-ду ҷуръа барорад ҳазор гуна арақ.
Чу Бӯалӣ, маи ноб ар хурӣ ҳакимона,
Ба ҳаққи ҳақ, ки вуҷудат ба Ҳак шавад мулҳақ.

## ҚИТЪАҲО

Донӣ чӣ ҳикмат аст, ки фарзандро падар
Миннат надорад, ар диҳадаш рӯзу шаб ато,
Яъне дар ин ҷаҳон, ки маҳалли ҳаводис аст,
Дар меҳнати вуҷуд ту овардаӣ маро.

❁ ❁ ❁

Ба ҳар диёр, ки хашми ту корзор кунад,
Замона бар сари хунобаи ҷигар гардад.
Магар, ки баҳр ба хоки дари ту наздик аст,
Ки рӯзгор аз ӯ даст пургуҳар гардад.

❁ ❁ ❁

Бигзар аз банди маҷозу дур гард аз доми ҳис,
Ҳар кӣ бо дунон нишинад, ҳиммати ӯ дун шавад.
Чун бувад комил касе дар хиттаи кавну фасод,
Ки надонад чун даромад, ё аз он ҷо чун шавад?

❁ ❁ ❁

Гумон барам, ки дар ин рӯзгори тира чу шаб
Бихуфт чашми мурувват, бимурд модари ҷуд.
Зи сайри ҳафт ситора дар ин дувозда бурҷ,
Ба даҳ-дувозда сол андар ин диёру ҳудуд.
Ҳазор шахси карим аз вуҷуд шуд ба карам,
Ки як карим намеояд аз адам ба вуҷуд.

## РУБОИЁТ

Май душмани масту дӯст бо ҳушёр аст,
Андак тарёку беш заҳри мор аст.
Дар бисёраш мазаррати андак нест,
Дар андаки ӯ манфиати бисёр аст.

Бо душмани ман чу дӯст бисёр нишаст,
Бо дӯст набоядам дигар бор нишаст.
Парҳез аз он шакар, ки бо заҳр омехт,
Бигрез аз он магас, ки бар мор нишаст.

Соқӣ, қадаҳи мои маини ту куҷост?
В-он оинаи худойбини ту куҷост?
Хоҳам, ки таҳорате диҳам ботинро,
Он лӯлашикаста лӯлаини ту куҷост?

Дил гарчи дар ин бодия бисёр шитофт,
Як мӯй надонист, вале мӯй шикофт.
Андар дили ман ҳазор хуршед битофт,
В-охир ба камоли  заррае роҳ наёфт.

Он оташи оби тан, ки рӯҳи  сонист,
Хун аст, на хуне, чӣ сабаб зиндонист?
Оре, ҳама солҳо бад-ӯ арзонист,
То мояи ҷон чаро бад-ин арзонист.

Гар бода гаҳе хурам, нишони хомист,
В-ар з-он ки мудом май хурам, бадномист.
Май шоҳу ҳакиму ринд бояд ки хурад,
В-ин ҳар се наӣ, махур, ки  душманкомист.

Бингар зи ҷаҳон чӣ тарф барбастам?-Ҳеч.
В-аз ҳосили айём чӣ дар дастам?-Ҳеч.
Шамъи тарабам гир, чу биншастам, ҳеч,
Худ ҷоми Ҷамам гир, чу бишкастам, ҳеч.

Бигсаст фалак чу иқд дурдонаи субҳ,
Пурдурри хушоб кард паймонаи субҳ.
Ӯ низ чу ман асиру шайдо гашта,
К-эй ошиқи шомгоҳу девонаи субҳ.

Он к-аз лаби ӯ кони гуҳар киса ниҳод,
Қалб аст ҳар он накд, ки дар киса ниҳод.
Банди сари киса мехаридам, гуфто:
Ошиқ диди, ки банд бар киса ниҳод?

Зулфи ту чу афъӣ паи шар мегардад,
Донӣ паси пуштат зи чӣ бар мегардад?
Чун дид, ки лаъли ту зумуррад дорад,
Афъӣ шуду дар кӯҳу камар мегардад.

Чун пир шудӣ, кори ҷавон натвон кард,
Пирит ба кофур ниҳон натвон кард.
Дар зулмати шаб ҳар он чи кардӣ, кардӣ,
Дар равшании рӯз ҳамон натвон кард.

З-он пеш, ки аз ҷаҳон фурӯ монӣ фард,
Он беҳ, ки набоядат пушаймонӣ х(в)ард.
Имрӯз бикун, чу метавонӣ коре,
Фардо чӣ кунӣ, ки ҳеч натвонӣ кард?!

Он ҷо, ки сухан зи боби маъқул омад,
Аз баҳри яке фоилу мафъул омад.
Бе қудрати фоиле, чу як кор кор нашуд,
Пас, фоили ҳар ду кавн маълул омад.

То бодаи ишқ дар қадаҳ рехтаанд,
В-андар паи ишқ ошиқ ангехтаанд.
Бо ҷону равони Бӯалӣ, меҳри Алӣ
Чун ширу шакар ба ҳам даромехтаанд.

Бо ин ду-се надон, ки чунон медонанд,
Аз ҷаҳл, ки донои ҷаҳон онананд.
Хар бош, ки ин ҷамоа аз фарти харӣ
Ҳар к-ӯ на хар аст, кофираш мехонанд.

Куфри чу мане газофу осон набувад,
Муҳкамтар аз имони ман имон набувад.
Дар даҳр чу ман якею он ҳам кофир,
Пас, дар ҳама даҳр як мусулмон набувад.

Дар парда сухан нест, ки маълум нашуд,
Кам монд зи асрор, ки мафҳум нашуд.
Дар маърифатат чу нек фикре кардам,
Маълумам шуд, ки ҳеч маълум нашуд.

Рафт он гуҳаре, ки буд пирояи умр,
В-овард замона тоқи сармояи умр,
Аз мӯи сапедам сари пистони умед,
Бингар, ки сиёҳ мекунад дояи умр.

Эй зоти ту мар вуҷудро буда асос,
Ҷуз зоти ту нест ҳеч кас зотшинос.
Касро ба камолу кунҳи зотат раҳ нест,
Бар феъли ту мекунанд зоти ту қиёс.

Самъу басар асту шамму завқ асту масос,
Маҷмӯи хавоси зоҳир, эй мӯъҷизи нос,
Пас муштарака, мухайяла, фикрату ваҳм,
Бо ҳофиза дон ту панҷ ботин зи хавос.

Як-як ҳунарам бину гунаҳ даҳ-даҳ бахш,
Ҷурми мани хаста ҳасбатуллиллаҳ бахш.
Аз боди фано оташи кин бармафурӯз,
Манро ба сари хоки расулуллаҳ бахш.

Ку дил, ки бидонад нафасе асрораш?
Ку гӯш, ки бишнавад даме гуфтораш?
Маъшуқ ҷамол менамояд шабу рӯз,
Ку дида, ки то бар хурад аз дидораш?

Аз қаъри гили сиёҳ то авҷи Зуҳал
Кардам ҳама мушкилоти гетиро ҳал.
Берун ҷастам зи қайди ҳар макру ҳиял,
Ҳар банд кушода шуд, магар банди аҷал.

Эй дил, ҳама ҷоми ошиқӣ нӯш чу гул,
Пайваста либоси ошиқӣ пӯш чу гул.
Чун шамъ забони оташин дорад ишқ,
Зинҳор, мабош пунбадаргӯш чу гул.

Ушшоқ баромаданд перомани гул,
Якбора заданд даст дар домани гул.
В-азбаски ҳамекашанд пиромани гул,
Он гаҳ ба ҳазор шох шуд бар тани гул.

Оташ чу фиканд бод дар хирмани гул,
Бар хок чакид оби пироҳани гул.
Эй соқии май, дасти туву домани май,
В-эй духтари раз, хуни ту дар гардани гул.

Моем ниҳуфта гиря дар ханда чу гул,
Мурда ба дамею аз даме зинда чу гул.
Худро ба ҳама миён дарафканда чу гул,
В-андар ҳама маҷмаъе пароканда чу гул.

Ҳақ ҷони ҷаҳон асту ҷаҳон ҷумла бадан,
Аҷносу малоика хавоси ин тан.
Аҷром аносиру мavолид аъзо,
Тавҳид ҳамин асту дигарҳо ҳама фан.

Ҳар ҳайату ҳар нақш, ки шуд маҳв кунун,
Дар махзани рӯзгор гардад махзун.
Чун боз ҳамин вазъ шавад вазъи фалак,
Аз пардаи ғайбаш оварад ҳақ берун.

Дар субҳдаме азми сафар созаму рав
З-ин воқеа худро бадар андозаму рав.
Дар доман абар  чанг занам Исовор,
Ҷома ба канори модар андозаму рав.

Май ҳосили умри ҷовидонист, бидеҳ,
Сармояи лаззати ҷавонист, бидеҳ.
Сӯзанда чу оташ аст, лекин ғамро
Созанда чу оби зиндагонист, бидеҳ.

Моем ба афви ту тавалло карда,
Дар тоату маъсият табарро карда.
Он ҷо, ки инояти ту бошад, бошад
Нокарда чу карда, карда чун нокарда.

Эй дар ду нафас умри ту афзоянда,
Бодест  нафас, шавандаву оянда.
Бар бод ниҳодаӣ бинои ҳама умр,
Бар бод куҷо бувад бино поянда?

Эй меҳр, ки нест чун ту оламгарде,
З-ин раҳравиям бибахш роҳоварде.
Имрӯз киро диди, к-андар раҳи ишқ
Бар рух бувадаш гардею бар дил дарде.

Эй нафс, ки бастаи  ҳавову ҳавасӣ,
Биштоб, ки дар ҳимояти як нафасӣ.
Дунё маталаб, ҷоҳ маҷӯ, ишва махар,
К-аз дӯст бароию ба душман нарасӣ.

Бар сафҳаи чеҳраҳо хати ламязалӣ,
Маъкус навиштааст номи ду Алӣ.
Як лому ду айн бо ду ёи маъкус
Аз ҳоҷибу анфу айн бо хатти ҷалӣ.

Эй кош, бидонаме, ки ман  кистаме,
Саргашта ба олам аз паи чистаме.
Гар муқбилам, осудаву хуш зистаме,
В-арна ба ҳазор дида бигристаме.

Эй  қодири бетаҳайюру бесонӣ,
Моро ба уқубат ба чӣ метарсонӣ?
Чун нест ба дасти ҳеч кас, медонӣ,
Дар кор ту оҷизию саргардонӣ.

## ФАРДҲО

Ғизои худ зи қалоёи наргисе созад,
Ба шарти он ки зи дигар ғизо бипарҳезад.

Ҳар кӣ хоҳад, ки мубтало нашавад,
Пушт нанҳад ба тобаи ҳаммом.

## II. АШЪОРИ ТАРҶУМАШУДА АЗ АРАБӢ*

## ҚАСИДАИ АЙНИЯ

Фуруд омад аз ҷойгоҳи баланд
Туро як кабӯтар басе арҷманд.
Бувад он кабӯтар туро он равон,
Ки бошад ба зеру ба боло равон.
Зи чашми хирадманд пӯшидааст,
Ба пайдоии чеҳра кӯшидааст.
Зи гавҳар бувад пок з-омезҳо,
Вале ҳаст дар ӯ ҳама чизҳо.
Расидаш ба ту назди ӯ нописанд,
Зи дурии ту низ зору нажанд.
Чу дидат ба гавҳар, ки бегонаӣ,
Вале баҳри ӯ беҳтарин хонаӣ.
Нахуст ӯ зи вайронии тан рамид,
Сипас меҳри ҳамсоягӣ баргузид.
Чи ӯ гавҳаре буд пероста,
Вале хост, то гардад ороста.
Гумонам, ки паймонаҳои нахуст
Фаромӯш карда ба он хӯи суст.
Басе ҷойгаҳҳо, ки дода зи даст,
Насозад аз онҳо ба чизе, ки ҳаст.
Чу пайваста бо пастарин пойгоҳ,
Пас аз буд дар номвар ҷойгоҳ.
Дар ин ҷо ҳама нохушию ниёз,
Дар он ҷо ҳама фарраҳию фароз.
Биёмехт бар ӯ ниёзи манаш,
Зи андому нерӯву банду бунаш.
Чу худро гирифтори гетӣ намуд
Миёни нишонҳои буду набуд.
Бигиряд зи паймонаҳое, ки баст,
Ба меҳан, пас он гоҳ онро шикаст.

---

* Ин шеърҳоро Суҳайлӣ Ҷавҳаризода аз тарҷумаҳои таҳтуллафзии М.Занд ба назм овардааст.

Ба он ашкҳое, ки резад ба зер,
Бурида нагардад ба ҳар дору гир.
Бар андоми худ сӯгворӣ кунад,
Ки шуд кӯҳна, аз он чи бар он танад.
Ки мурғи равон тозагӣ хоҳаде,
Битарсад аз он чи аз он коҳаде.
Ҷилавгири ӯ гашт доми палид,
Нигаҳ дошт ӯрову вопас кашид.
Аз ин ҷойгоҳи фарохи баланд,
Ки андар баҳорон буди чун паранд.
Чу наздик шуд рафтани ҷони пок,
Ба паҳновар он меҳани тобнок.
Дар он ҷо равонҳо ҳама равшан аст,
Дар он ҷо ҳама хорҳо гулшан аст.
Бихобиду шуд парда бардошта,
Бидид, он чи нодида ангошта.
Гаҳе хоб ангезаи биниш аст,
Чӣ биниш, ки ангезаи дониш аст.
Ҷудо шуд аз онҳо, ки дар даст дошт,
Чу худ рафту бар ҷои хешаш гузошт.
Чунин аст оини гетипараст,
Ки поён бимонад аз ӯ, ҳарчӣ ҳаст.
Ба шодӣ бихонад зи кӯҳе баланд,
Ки дониш кунад мардро арҷманд.
Ки он кимиёе бувад пурнаво,
Равоӣ диҳад, ҳарчӣ набвад раво.
Барои чӣ аз ҷойгоҳе баланд
Биафтод дар пастарин борбанд?
Мар ин достонест ногуфтанӣ,
Ва ё мӯҳрае ҳаст носуфтанӣ.
Агар баҳри коре шудастӣ равон,
Худо донад онрову равшанравон,
Ки доно зи дониш басе кӯта аст,
Магар он ки чун сим дар бута аст.
Агар омадан бошадаш дар ҷаҳон,
Ки то бишнавад розҳои ниҳон.
Ки он розҳо нест ҷои дигар
В-агар нашнавад, набвад ӯ баҳравар.

Ва то ӯ ба ҳар роз доно шавад,
Ба ҳар неку ҳар бад тавоно шавад.
Чаро пас нашуд, ҳарчӣ ӯ хоста,
Ки то гардад аз дониш ороста.
Ҳамин раҳрав аст, он ки ин рӯзгор,
Раҳашро бурида дар ин раҳгузор.
Чунон гашт аз дидаҳо нопадид,
Ки ҳаргиз нагардад ба ҷое падид.
Ва ё чун дурахше, ки тобиш кунад,
Натобида дар нимараҳ бишканад.
Ҳамоно равоне, ки норас бувад,
Ба наздики нодон кам аз хас бувад.
Маро посух аз он чи гуфтам, бигӯ,
Ки дониш фурӯғаш бувад тӯ ба тӯ.
Зи ҳар роз ман парда бардоштам,
Ман инро барои ту бигзоштам.

## ТАДБИРИ МАЙНӮШӢ

**( Аз « Урҷуза»)**

Нӯшидани  бисёрро одат магиру гӯш кун:
Аз бода қонеъ шав ба кам, гоҳею андар нӯш кун.
Гулрангу рухафрӯз май ҳар рӯз хуш бошад ба кас,
Аммо гурусна гар туӣ, нӯшиданаш манмо ҳавас.
Парҳез аз соғаркашӣ, хӯрдӣ таоми нарм агар,
Баъди ғизои гарм ҳам нӯшиданӣ дорад зарар.
Пайваста бар каф ҷомро бигрифтанат набвад раво,
Сархуш ба моҳе як карат бошӣ, кифоят мар туро.

## ТАШБИБ

Ин манозил ёди онҳоро намесозӣ магар?
Ҷояшон шуд маҳв бар тарзе, ки нашносӣ дигар.
Солҳо шустанд асарҳои манозилро тамом,
Ончунон ки дида рухро шуст аз хуни ҷигар.
Нест гаштанд он асарҳо, ҳам ҷавониҳои ман,
Ин сафедии гулу мӯ кард бар ҳар ду зафар.
Омад аз пирӣ нишона ранги байзоӣ ба риш,
Аз бадӣ тарсонда мегӯяд: Зи бад мекун ҳазар!
«Ранг бинмо риши худ»-гуфтанд, гуфтам: «Хуб нест,
Мӯсафеду мӯсияҳро марг кай созад назар?»

## ҚИТЪАҲО

Шавам девона з-он чизе, ки аксар дорамаш пинҳон,
Ҳар он чизе, ки мебинам, на чин мебинаду инсон.
Гирифтори ҳалокатҳо шудам з-ин корҳо охир,
Кадомин як сипар тоқат кунад бар зидди бадгӯён!
Бахилоне муҷовирҳои ман ҳастанд, пиндорӣ,
Ба сутхони макида ҳам хасисӣ мекунанд онон.
Хирад рад мекунад ҳар тири ҳуҷҷатро, ки меоранд,
Ба ҳалли мушкиле гар аз масоил мешавад туғён.
Агар коре шавад пайдо, ки душвор аст ҳалли вай,
Намебинӣ  яке аз муддаиҳоро дар он майдон.

❁ ❁ ❁

Чи қавме, ки ҳосид ба фазли мананд,
Зи ғайбат бихоҳанд азоби маро.
Камолу фану ҳикматам сарзаниш
Намоянд аз нақси худ ҳар куҷо.
Чу бузҳои ваҳшӣ ба кӯҳи баланд
Зада шох, ҷӯянд таҳқири мо.
Вале бар ҷавон то яқин гашт роҳ,
Натарсад зи гуфтори нофаҳмҳо.

❁ ❁ ❁

Аё мижгонсиях̣, оё на ҳар як духтару занро
Зи рӯи хислати хубе ба май ташбеҳ месозанд?
Чу май ҳастанд тиллоӣ, ки душман бохабар з-онҳо,
Ба дасти содиқон афтанд агар, бо лутф бинвозанд.

❁ ❁ ❁

Зи тақдиру аз гардиши сарнавишт
Шикоят кунам бар Худованд ман.
Ҷавонӣ гирифту ҷавон аст худ,
Ман оҳанрабо гаштам, оҳан миҳан.

❁ ❁ ❁

Мондам қадами хеш чу дар сайр ба олам,
Вақфи нигаҳам гашт ҳама ҳастии дунё.
Ҷуз риш зи ҳайрат ба кафу судани дандон
Андар назарам чизи дигар нест ҳувайдо.

❂ ❂ ❂

Тарк бинмо ҷумларо, ҷон бар ҳама маъво бувад,
Пешрафту беҳтарӣ ҷонро яқин бо илмҳост.
Ҷон мисоли шиша асту илм монанди чароғ,
Ҳикмати инсониро равған ҳисобидан равост.
Дар ҳақиқат зинда ҳастӣ дар дами рахшиданаш,
Гар шавад торик, он лаҳза ҳаётат дар фаност.

❂ ❂ ❂

Ба дилҳо ваҳм агар аз ман намебудӣ, намегуфтанд
Сухан аз бахшиши айбам, намекарданд таҳқирам.
Зи тарси шери ғуррон чоҳ кобанду зананд ав-ав,
Гирифт овози он сагҳо, валекин ман ҳамон шерам.
Пагоҳӣ часта аз ҷо, каҷ назар созанд сӯи ман,
Зи бас бедораму шабҳо зи меҳнат дил намегирам.
Агар чашми адолат буд дар ҷои адоват, пас,
Намедидӣ қабеҳ он корҳои нағз таъсирам.

❂ ❂ ❂

Хаста гардидам зи мижгоне, ки мебошад сиҳат,
Ҳам касал созанд онҳо, ҳам парасторӣ, яқин.
Лутф бар ман кун висолатрову хушбахтам намо,
Медиҳад табдил ҷавҳарро араз баъзан чунин.

❂ ❂ ❂

Ба пурсиши ҳама кас сирри хеш пинҳон кун,
Касе, ки боҳазор аст, ӯ бувад мулоҳизакор.
Асири туст ҳама сиррат, ар ниҳон дорӣ,
Асири сир бишавӣ, гар ҳамекунӣ изҳор.

❂ ❂ ❂

Майли ман бар мунтаҳои мақсади олӣ бувад,
Пояи поён нахоҳад ҳеч гаҳ хотир маро.
Хоҳам ин ки ворасам то қуллаи мақсуди худ,
Ё ки дар ин роҳ хобонад аҷал охир маро.

## ФАРДБАЙТҲО

Пинҳон раҳи дуруст бувад баҳри ҷоҳилон,
Он сон, ки офтоб ба кӯрон аён нашуд.

Дорои сабр шуд диламу қалби туст сахт,
Ҳастем санги сахт ману ту ба роҳи ишқ.

Соҳибони мансаби олӣ ҷамодон гаштаанд,
Эй аҷаб, чизи ҷамодӣ мекунад нашъунамо.

Хост аз гесӯи худ шабро кунад зоҳир, вале
Рахшиши рӯяш надод имкон, ки шабро оварад.

Бузург гаштаму майдон васеъ нест маро,
Фузуд қимати ман, муштарист нопайдо.

Бипарҳезу ҳазар мекун, мабодо, ки расад бар ту
Дами гуфтори шамшерам ва ё шамшери гуфторам.

## КИСОИИ МАРВАЗӢ

Маҷдуддин Абулҳасан Кисоии Марвазӣ аз шоирони бузурги давраи аввали ривоҷи шеъри форсии дарӣ ва аз аввалин андешамандону ҳакимони суханвар мебошад. Соли таваллудашро Кисоӣ дар як шеъри ба муносибати панҷоҳсолагии худ навиштааш хабар додааст. Ин шеър дар маҷмӯаи ҳозир сабт шуда ва бо ин абёт оғоз меёбад:

*Ба сесаду чиҳилу як расид навбати сол,*
*Чаҳоршанбеву се рӯз боқӣ аз шаввол.*
*Биёмадам ба ҷаҳон, то чӣ гӯяму чӣ кунам,*
*Суруд гӯяму шодӣ кунам ба неъмату мол.*

Аз ин суханони Кисоӣ маълум аст, ки ӯ 27-уми шавволи соли 341 ҳиҷрӣ, мутобиқ ба 18-уми марти соли 952 ба дунё омадааст ва соли 1002 бо умри панҷоҳсола дар қайди ҳаёт будааст. Дар бораи давоми умри минбаъдаи ӯ ахбори саҳеҳ дар даст нест. Баъзе соҳибони хабар Носири Хусравро ҳамсӯҳбати Кисоӣ донистаанд ва ба умри дароз диданаш ишора кардаанд. Дар бораи Кисоӣ ва шеъри ӯ аз Носири Хусрав ва Сӯзанӣ барин шоирон то нависандагони тазкираҳо, чун Муҳаммад Авфӣ ва муаллифони дигар маъхазҳои қадим ахборе дода, ашъори ӯро зикр кардаанд. Донишмандони даврони нав, ба монанди Ҳерман Эте, Аббос Иқбол, Эдвард Броун, Бадеъуззамони Фурӯзонфар, Саъид Нафисӣ, Муҳаммад Муин, Забеҳуллоҳ Сафо, Маҳдии Дурахшон, Абдулғанӣ Мирзоев роҷеъ ба шеър ва шахсияти Кисоӣ изҳори назар карда, намунаҳои шеърашро аз маъхазҳои қадим ҷамъ оварда, чоп кардаанд. Доктор Муҳаммад Амини Раёҳӣ аз охирин пажӯҳишгаронест, ки ашъори боқимондаи Кисоиро бо зикри асноду маъхазҳо чоп кардааст. Бо дарназардошти дастовардҳои таҳқиқ ва нашри осори Кисоии Марвазӣ ашъори боқимондаи ӯ дар ин маҷмӯа ба мутолиаи хонандаи тоҷик пешниҳод мешавад.

❁❁❁

Кӯҳсор чун зумуррад нуқта зада зи буссад,
К-аз неъмати мушаъбад ҳайрон шудасту шайдо.
Оби кабуд буда, чун оина зудуда.
Сандал шудаст суда, карда ба май мутарро.
Ранги набиду ҳомун пирӯза гашту гулгун.
Нахлу хадангу зайтун чун қуббаҳои хазро.
Дашт аст ё ситабрақ, боғ аст ё Хаварнақ,
Як бо дигар мутобиқ чун шеъри Саъду Асмо.
Абр омад аз биёбон, чун тайласони руҳбон,
Барқ аз миён-ш тобон чун буссадин чалипо.
Оҳу ҳаме гурозад, гардан ҳаме фарозад,
Гаҳ сӯи кӯҳ тозад, гаҳ сӯи роғу саҳро.
Омад куланги фаррух, ҳамранги чарғ дурух,
Ҳамчун сипоҳи халлух саф баркашида сармо.
Бар шохи сарв булбул, бо сад ҳазор ғулғул,
Дурроҷ боз бар гул чун Урва пеши Афро.
Қумрӣ ба ёсуман - бар, сорӣ ба настаран - бар,
Нору ба норван - бар бардоштанд ғавғо.
Боғ аз ҳалили ҳулла бар гул зада мизалла,
Монанди сабза килла бар такягоҳи Доро.
Гулзор бо таассуф, хандид бе такаллуф,
Чун пеши тахти Юсуф рухсораи Зулайхо.
Гул боз карда дида, борон бар ӯ чакида,
Чун хай фурӯ давида бар орази чу дебо.
Гулшан чу рӯи Лайло ё чун биҳишти мавло,
Чун талъати таҷалло бар кӯҳи Тури Сино.
Сурху сияҳ шақоиқ, ҳам зидду ҳам мувофиқ,
Чун мумину мунофиқ пинҳону ошкоро.
Савсан латифу ширнин, чун хӯшаҳои Парвин,
Шоху ситоки насрин чун бурҷи Савру Ҷавзо.
В-он арғувон ба кашшӣ, бо сад ҳазор х(в)ашшӣ,
Беҷодаи бадахшӣ бартохта  ба мино.

* * *

Ёқутвор лола, бар барги лола жола,
Карда бад-ӯ ҳавола ғаввос дурри дарё.
Шаҳиспарағм руста, чун ҷаъд бар шикаста
В-аз ҷой баргусаста, карда нишот боло.
В-он наргиси мусаввар, чун лӯълӯи мунаввар,
Зар андар ӯ мудаввар, чун моҳ бар Сурайё.
Олам биҳишт гашта, анбарсиришт гашта,
Кошона зишт гашта, саҳро чу рӯи ҳуро.
Эй сабзаи хуҷаста, аз дасти барф ҷаста,
Ороста нишаста, чун сурати муҳанно.
Донам, ки пурнигорӣ, серобу обдорӣ,
Чун нақши навбаҳорӣ озодатабъу барно.
Гар тахти хусравонӣ в-ар нақши чиниёнӣ
В-ар ҷӯи Мулиёнӣ, пирояи Бухоро.
Ҳам нагзарам сӯи ту, ҳам нангарам сӯи ту,
Дил н-оварам сӯи ту, инак чини табарро.
К-ин мушкбӯй олам в-ин навбаҳори хуррам
Бар мо чунон шуд аз ғам, чун гӯри тангу танҳо.
Безорам аз пиёла в-аз арғувону лола,
Мову хурӯшу нола, кунҷе гирифта маъво.
Даст аз ҷаҳон бишӯям, иззу шараф наҷӯям,
Мадҳу ғазал нагӯям, мақтал кунам тақозо.
Мероси Мустафоро, фарзанди Муртазоро,
Мақтули Карбалоро тоза кунам тавалло.
Он нозиши Муҳаммад, пайғамбари муайяд,
Он саййиди мумаҷҷад, шамъу чароғи дунё.
Он мири сарбурида, дар хок хобанида.
Аз об ночашида, гашта асири ғавғо.
Танҳову дилшикаста, бар хештан гириста,
Аз хонумон гусаста в-аз аҳли байти обо.
Аз шаҳри хеш ронда в-аз мулк барфишонда,

Мавло залил монда, бар тахти мулки мавло.
Маҷрӯҳ хира гашта, айём тира гашта,
Бадхоҳ чира гашта, бе раҳму бе муҳобо.
Бешарм шуми кофар, малъун синони абтар,
Лашкар зада бар ӯ - бар, чун ҳоҷиён Батҳо.
Теғи ҷафо кашида, буқи ситам дамида,
Беоб карда дида, тоза шавад муъодо.
Он кӯри баста митрад, бе тавъ гашта муртад,
Бар итрати Муҳаммад чун турки ғуззу яғмо.
Сиффину Бадру Хандақ, ҳуҷҷат гирифта бо Ҳақ,
Хайли Язиди аҳмақ як-як ба хун-ш кӯшо.
Покиза Оли Ёсин, гумроҳу зору мискин,
В-он кинаҳои пешин он рӯз гашта пайдо.
Он панҷмоҳа кӯдак, боре чӣ кард, вайҳак,
К-аз пой то ба торак маҷрӯҳ шуд муфоҷо.
Бечора шаҳрбону масқул карда зону,
Беҷода гашта лӯълӯ бар дарди ношикебо.
Он Зайнаби ғиревон, андар миёни девон,
Оли Зиёду Марвон, наззора гашта амдо.
Мӯъмин чунин таманно ҳаргиз кунад? Нагӯ, не!
Чунин накард Монӣ, на ҳеҷ габру тарсо.
Он бевафову ғофил, ғарра шуда ба ботил,
Иблисвору ҷоҳил карда ба куфр мабдо.
Рафту гузашт гайҳон, дид он бузург бурҳон
В-ин розҳои пинҳон пайдо кунанд фардо.
Тухми ҷаҳони бебар ин асту з-ин фузунтар,
Кеҳтар адӯи меҳтар, нодон адӯи доно.
Бар мақтал, эй Кисоӣ, бурҳон ҳаме намоӣ,
Гар ҳам бар ин биноӣ, бехор гашта хурмо.
Мӯъмин дирам пазирад, то шамъи дин бимирад,
Тарсо ба зар бигирад сумми хари Масеҳо.
То зиндаӣ, чунин кун, дилҳои мо ҳазин кун,
Пайваста офарин кун бар аҳли байти Заҳро.

❂ ❂ ❂

Чун сари ман сапед дид бутам,
Гуфт ташбеҳи шабу сахт аҷаб.
Гуфт: - мӯи сапеду рӯи сиёҳ,
Ҳамчу рӯз аст дар миёни шаб.

❂ ❂ ❂

Ба шоҳроҳи ниёз андарун сафар масигол,
Ки мард кӯфта гардад бад-он раҳ андар сахт.
В-агар хилоф кунӣ табърову ҳам биравӣ,
Бидаррад, ар ба масал оҳанин бувад ҳамлахт.

❂ ❂ ❂

Ҳеҷ напзирӣ, чун аз Оли набӣ бошад мард,
Зуд бихрӯшию гӯӣ: - На савоб аст, хатост.
Бегумон гуфтани ту бознамояд, ки туро
Ба дил- андар ғазабу душмании Оли Абост.

❂ ❂ ❂

Ба навбаҳор ҷаҳон тоза гашту хуррам гашт,
Дарахти сабз алам гашту хок муълам гашт.
Насими нимашабон Ҷабраил гашт магар,
Ки беху шохи дарахтони хушк Марям гашт.

❂ ❂ ❂

Ҷанозаи ту надонам кадом ҳодиса буд,
Ки дидаҳо ҳама масқул карду рух маҷрӯҳ.
Аз оби дида чу тӯфони Нӯҳ шуд ҳама Марв,
Ҷанозаи ту бар он об ҳамчу киштии Нӯҳ.

❂ ❂ ❂

Наргис нигар, чӣ гуна ҳаме ошиқӣ кунад,
Бо чашмакони он санами халлухинажод.
Гӯӣ магар касе бишуд аз оби заъфарон
Ангушт зард карду ба кофур барниҳод.

❁ ❁ ❁

Он кас, ки бар амир дари марг боз кард,
Бар хештан нигаҳ натавонад фароз кард.

❁ ❁ ❁

Навард будам, то варди ман муваррад буд,
Барои вард маро тарки ман ҳаме парвард.
Кунун гарон шудаму сарду нонавард шудам,
Аз он сабаб, ки ба хира ҳаме бипӯшам вард.

❁ ❁ ❁

Нонавардему хору ин на шигифт,
Ки бари вард хор нест навард.
Мардум андархури замона шудаст,
Нард чун шох гашту шох чу нард.

❁ ❁ ❁

Каманди зулфро монад, чу бар ҳам бофтан гирад,
Силоҳи зангро монад, чу бар ҳам тохтан гирад.
Муақраб зулфи мушкинаш, муаллақ бар рухи равшан,
Чунон чун анбарин ақраб, ки заҳра дар даҳан гирад.
Гаҳе ҳамчун шабаҳ бошад, ки бар хуршед барпошӣ,
Гаҳе ҳамчун шабе бошад, ки дар рӯзе ватан гирад.
Чу сокин бошад аз ҷунбиш, мисоли қадди ӯ дорад,
Чу дигар бор хам гирад, нишони қадди ман гирад.
Гаҳе аз гул салаб созад, гаҳе аз маҳ рақам дорад,
Гаҳе расми санам орад, гаҳе табъи суман гирад.
Хами зулфаш яке дом аст, чун хуршеду маҳ гирад,
Сари зулфаш яке шаст аст, к-ӯ симин зақан гирад.

❁ ❁ ❁

Эй он ки ҷуз аз шеъру ғазал ҳеҷ нахонӣ,
Ҳаргиз накунӣ сер дил аз тунбалу тарфанд…
Зебо бувад, аз Марв бинозад ба Кисоӣ,
Чунонки ҷаҳон ҷумла ба устоди Самарқанд.

❁ ❁ ❁

Он хӯшаҳои раз нигар овехта сиёҳ,
Гӯӣ ҳаме шаба ба зумуррад дар авжананд.
В-он бонг ч-зад бишнав аз боғ нимрӯз,
Ҳамчу сафоли нав, ки ба обаш фурӯ зананд.

❁ ❁ ❁

Ба вақти давлати Сомониёну Балъамиён
Чунин набуд ҷаҳон, бо ниҳоду сомон буд.

❁ ❁ ❁

Субҳ омаду аломати масқул баркашид
В-аз осмон шамомаи кофур бардамид.

* * *

Гӯӣ, ки дӯст қуртаи шаъри кабуди хеш,
То ҷойгаҳи ноф ба амдо фурӯ дарид.
Дар шуд ба чатри моҳ синонҳои офтоб
Варчанд ҷирми моҳ сар андар сипар кашид.
Хуршед бо Суҳайл арӯсӣ кунад ҳаме,
К-аз бомдод киллаи маскул баркашид.
В-он акси офтоб нигаҳ кун: алам-алам,
Гӯӣ ба ложвард маи сурх барчакид.
Ё бар бунафшазор гули нор соя кард,
Ё барги лолазор ҳаме барчакад ба хид.
Ё оташи шуоъ зи машриқ фурӯхтанд,
Ё парниён ба лаъли касе боз густарид.
Ҷоми кабуду сурхнабид ор, к-осмон
Гӯӣ, ки ҷомҳои кабуд аст пурнабид.
Ҷоми кабуду бодаи сурху шуоъи зард,
Гӯӣ шақоиқ асту бунафшасту шанбалид.
Чун хуш бувад набид бар ин теғи офтоб,
Хоса, ки акси ӯ ба набид андарун фатид.
Он равшанӣ, ки чун ба пиёла фурӯ чакад,
Гӯӣ ақиқи сурх ба лӯълӯ фурӯ чакид.
В-он софи май, ки чун ба кафи даст барниҳӣ,
Каф аз қадаҳ надонӣ, не аз қадаҳ набид.

❂ ❂ ❂

Бигшой чашму жарф нигаҳ кун ба шанбалид,
Тобон ба сони гавҳар, андар миёни хид.
Бар сони ошиқе, ки зи шарми рухони хеш
Дебои сабзро ба рухи хеш баркашид.

❂ ❂ ❂

Кӯю ҷӯй аз ту кавсару фирдавс,
Дилу ҷома зи ту сиёҳу сапед.
Рухи ту ҳаст мояи ту, агар
Мояи гозурам бувад хуршед.

❂ ❂ ❂

Ду дидаи ману аз дида ашки дидаи ман,
Миёни дидаву мижгон ситоравор падид
Ба ҷазъ монад як бар дигар сапеду сиёҳ,
Ба ришта карда ҳама гирди ҷазъ марворид.

❁ ❁ ❁

Зоғ биёбон гузид, худ ба биёбон сазид,
Бод ба гул барбазид, гул ба гул андар ғунид.
Ёсумани лаълпӯш, савсани гавҳарфурӯш
Бар занахи пилгӯш нуқта заду бишкалид.
Дай ба дареғ андарун, моҳ ба меғ андарун,
Ранг ба теғ андарун, шох заду орамид.
Саркаш барбаст руд, борбадӣ зад суруд
В-аз маи сурӣ друд сӯи бунафша расид.

❁ ❁ ❁

Аз хизоби ману аз мӯй сияҳ кардани ман,
Гар ҳаме ранҷ хӯрӣ, беш махӯр, ранҷ мабар.
Ғаразам з-ӯ на ҷавонист, битарсам, ки зи ман
Хиради пирам ҷӯянду наёбанд магар.

❁ ❁ ❁

Нилуфари кабуд нигаҳ кун миёни об,
Чун теғи обдодаву ёқути обдор.
Ҳамранги осмону ба кирдори осмон,
Зардиш бар миёна чу моҳи даҳу чаҳор.
Чун роҳибе, ки ду рухи ӯ солу моҳ зард
В-аз митрафи кабуд ридо кардаву изор.

❁❁❁

Донам, ки ҳеҷ кас накунад марсият маро,
Донам, ки мурда бар дили меросхор хор.
Фарзанди ман ятиму сарафканда гирди кӯй,
Ҷома васак гирифтаву дар хок хоксор.

❁❁❁

Миёнаи дили ман сурати ту бех задаст,
Чу мӯҳр, к-аш натавон боз кандан аз девор.

❁❁❁

Мидҳат куну бистой касеро, ки паямбар
Бистуду сано карду бад-ӯ дод ҳама кор.
Он кист бад-ин ҳалқ, кӣ будасту кӣ бошад?
Ҷуз пири худованди чаҳон, Ҳайдари каррор.
Ин дини ҳадиро ба масал доирае дон,
Пайғамбари мо марказу Ҳайдар хати паргор.
Илми ҳама олам ба Алӣ дод паямбар,
Чун абри баҳорӣ, ки диҳад сайл ба гулзор.

❁ ❁ ❁

Қомати чун сарви равонаш нигар,
Охта он мӯи миёнаш нигар.
Зулфу рухаш дидӣ акнун биё,
Он лаби ширину забонаш нигар.
Кашшии он чашми сиёҳаш нигар,
Хушшии он танг даҳонаш нигар.
Бурд ба як зарба дилу ҷони ман,
Он надабу дови гаронаш нигар.

❁ ❁ ❁

То ту он хеш бибастӣ ба сар андар, писаро,
Бар дилам гашт фузун аз адади решаш реш.
Моҳрӯё, ба сари хеш ту он хеш мабанд,
Нашунидӣ, ки кунад моҳ табаҳ ҷомаи хеш.

❁ ❁ ❁

Бунафшаро бипӯшад рӯзгор ба барф,
Даруна гашт чанору зарир шуд шангарф.
Ки барф фуруд ояд, эй аҷиб, ҳар сол,
Аз абри ман ба чӣ маънӣ ҳаме барояд барф?
Аз ин замонаи ҷофию гардиши шабу рӯз,
Шигарф гашт сабуру сабур гашт шигарф.
Гузашт даври ҷавонию аҳдномаи ӯ
Сапед шуд, ки на хаташ сиёҳ монд, на ҳарф.

❂ ❂ ❂

Ғилофу тарфи рухам мушк буду ғолия буд,
Кунун шамомаи кофур шуд ғилофу тарф.
Аё Кисоӣ, кан аз пой банди жарф чунин.
Ки бар тариқи ту чоҳест сахту муҳкаму жарф.

❂ ❂ ❂

Пирӣ маро ба заргарӣ афканд, эй шигифт,
Бе коҳдуд зардаму ҳамвора сурф-сурф.
Заргар фурӯ фишонад куфри сияҳ ба сим,
Ман боз барфишонам сими сара ба курф.

❂ ❂ ❂

Эй хоҷаи муборакти бар бандагон шафиқ,
Фарёд рас, ки хуни раҳӣ рехт ҷослиқ.
Як ҷом хуни баччаи токам фирист, аз он-к
Ҳам бӯи мушк дораду ҳам гунаи ақиқ.
То мо ба ёди Хоҷа дигар бор пур кунем,
Аз хуни хӯша акҳалу қайфолу бослиқ.

❁ ❁ ❁

Ба сесаду чиҳилу як расид навбати сол,
Чаҳоршанбеву се рӯз боқӣ аз шаввол.
Биёмадам ба ҷаҳон, то чӣ гӯяму чӣ кунам,
Суруд гӯяму шодӣ кунам ба неъмату мол.
Сутурвор бад-ин сон гузоштам ҳама умр,
Ки бардагаштаи фарзандаму асири аёл.
Ба каф чӣ дорам? Ин панҷаҳи шумурда тамом,
Шуморномаи бо сад ҳазор гуна вубол.
Ман ин шумор ба охир чӣ гуна фасл кунам?
Ки ибтидош дурӯғ асту интиҳош муҳол.
Дирамхаридаи озам, ситамрасидаи ҳирс,
Нишонаи ҳадасонам, шикори зилли суол.
Дареғи фарри ҷавонӣ, дареғи умри латиф,
Дареғи сурати некӯ, дареғи ҳусну ҷамол.
Куҷо шуд он ҳама хубӣ, куҷо шуд он ҳама ишқ,
Куҷо шуд он ҳама нерӯ, куҷо шуд он ҳама ҳол?
Сарам ба гунаи шир асту дил ба гунаи қир,
Рухам ба гунаи нил асту тан ба гунаи нол.
Ниҳеби марг биларзонадам ҳаме шабу рӯз,
Чу кӯдакони бадомӯзро ниҳеби давол.
Гузоштему гузаштему буданӣ ҳама буд,
Шудему шуд сухани мо фасонаи атфол.
Аё Кисоӣ, панҷоҳ бар ту панҷа гузошт,
Биканд боли туро захми панҷаву чангол.
Ту гар ба молу амал беш аз ин надорӣ майл,
Ҷудо шав аз амалу гӯши вақти хеш бимол.

❂ ❂ ❂

Шукуфт лола, ту зиғол бишкуфон, ки ҳаме
Зи пеши лола ба каф барниҳода бас зиғол.

❂ ❂ ❂

Аз умр намондаст бари ман магар омурғ,
Дар киса намондаст бари ман магар охор.
То пир нашуд мард, надонад хатари умр,
То монда нашуд мурғ, надонад хатари бол.
Эй гумшудаву хираву саргашта Кисоӣ,
Гувожа зада бар ту амал римону муҳтол.

❂ ❂ ❂

Гул неъматест, ҳадяфиристода аз биҳишт,
Мардум каримтар шавад андар наими гул.
Эй гулфурӯш, гул чӣ фурӯшӣ барои сим
В-аз гул азизтар чӣ ситонӣ ба сими гул?

* * *

Сурудгӯй шуд он мурғаки сурудсарой,
Чу ошиқе, ки ба маъшуқи худ диҳад пайғом.
Ҳаме чӣ гӯяд? Гӯяд, ки ошиқо, шабгир
Бигир дасти дилорому сӯи боғ хиром.

* * *

Ҷавонӣ рафту пиндорӣ бихоҳад кард бидрудам,
Бихоҳад сӯхтан донам, ки ҳам ин ҷо бипарҳудам.
Ба мидҳат кардани махлуқ рӯҳи хеш бишхудам,
Накӯҳишро сазоворам, ки ҷуз махлуқ настудам.

* * *

Ҳарчанд дар саноати нақшу улуми шеър
Ҷуз мар туро раво набувад сар фароштан.
Авсофи хештан натавонӣ ба шеър гуфт,
Тимсоли хештан натавонӣ нигоштан.

❂ ❂ ❂

Обе магар чу ман зи ғами ишқ зард гашт,
Аз шох ҳамчу чук биёвехт хештан.

❂ ❂ ❂

Асибу гурда бурун кун в-аз ӯ заванҷ навард,
Ҷигар биёжану оганҷ аз ӯ ба сомон кун.
Ба гӯшу гардану болону зирабо кун аз вай,
Намак бисоюю гузар бар табангуи нон кун.
Ба гурба деҳу ба акка супур вахим ҳама
В-агар ятим бидуздад, бизаншу товон кун.
В-аз ин ҳама, ки бигуфтам насиби рӯзи бузург
Ғадуду заҳраву саргину хуни бӯгон кун.
Зеҳ, эй Кисоӣ, аҳсант гӯю чунин гӯй:
Ба сифлагон - бар қаря кун, фаровон кун.

❁ ❁ ❁

Фаҳм кун, гар мӯъминӣ, фазли амиралмӯъминин,
Фазли Ҳайдар, шери Яздон, Муртазои покдин.
Фазли он кас, к-аз паямбар бигзарӣ фозилтар ӯст,
Фазли он рукни мусулмонӣ имомулмуттақин.
Фазли зайнуласфиё, домоди фахри анбиё,
К-офаридаш холиқи халқофарин аз офарин.
Эй навосиб, гар надонӣ фазли сирри зулҷалол,
Ояти «Қурбӣ» нигаҳ кун в-они «Асҳобулямин».
«Қул таолу индаҳу» хон в-ар надонӣ, гӯш дор,
Лаънати Яздон бубин аз «Набтаҳил» то «Козибин».
«Ло фато илло Алӣ» бархону тафсираш бидон,
Ё ки гуфту ё кӣ донад гуфт ҷуз Рӯҳуламин?
Он набӣ в-аз анбиё кас не ба илм ӯро назир
В-ин валӣ в-аз авлиё кас не ба фазл ӯро қарин.
Он чароғи олам омад в-аз ҳама олам бадеъ
В-ин имоми умат омад в-аз ҳама уммат гузин.
Он қавоми илму ҳикмат чун муборакпай қивом
В-ин муини дину дунё в-аз манозил бемуин.
Аз мутобеъ гаштани ӯ ҳур ёбӣ бо биҳишт
В-аз мухолиф гаштани ӯ васл ёбӣ бо анин.
Эй ба дасти деви малъун солу маҳ монда асир,
Такя карда бар гумон, баргашта аз айнулярин.
Гар наҷоти хеш хоҳӣ, дар сафина Нӯҳ шав,
Чанд бошӣ чун раҳӣ ту бе навои дил раҳин.
Домани авлоди Ҳайдар гиру аз тӯфон матарс.
Гарди киштӣ гиру биншон ин фазоъ андар пасин.
Гар наёсоӣ ту ҳаргиз, рӯза нагшоӣ ба рӯз
В-аз намози шаб ҳам эдун реш гардонӣ ҷабин.
Бе тавалло бар Алию Оли ӯ дӯзах турост,
Хор бе таслимӣ аз тасниму аз хулди барин.
Ҳар касе, к-ӯ дил ба нақси Муртазо маъюб кард,
Нест он кас бар дили пайғамбари маккӣ макин.
Эй ба курсӣ - бар нишаста Ояталкурсӣ ба даст,
Неши занбӯрон нигаҳ кун пеши хони ангубин.
Гар ба тахту ҷоҳу курсӣ ғарра хоҳӣ гашт, хез,

Саҷда кун курсигаронро дар нигористони Чин.
Сесаду ҳафтод сол аз вақти пайғамбар гузашт,
Сер шуд минбар зи хому хӯи Таксину Тагин.
Минбаре, к-олуда гашт аз пои Марвону Язид,
Ҳаққи Содиқ кай шиносад в-они Зайнулобидин.
Муртазову Оли ӯ бо мо чӣ карданд аз ҷафо?
Ё чӣ хилъат ёфтем аз Мӯътасим ё Мустаъин?
К-он ҳама мақтулу масмуманду маҷрӯҳ аз ҷаҳон
В-ин ҳама маймуну мансуранд амирулфосиқин.
Эй Кисоӣ, ҳеҷ м-андеш аз навосиб в-аз адӯ,
То чунин гӯӣ маноқиб, дил чаро дорӣ ҳазин?

❁ ❁ ❁

Наврӯзу чаҳон чун бути навойин
Аз лола ҳама кӯҳ баста ба озин.

❁ ❁ ❁

Эй зи акси рухи ту оина моҳ,
Шоҳи ҳуснию ошиқон-т сипоҳ.
Ҳар куҷо бингарӣ, рамад наргис,
Ҳар куҷо бигзарӣ, барояд моҳ.
Рӯю мӯи ту номаи хубист,
Чӣ бувад нома, ҷуз сапеду сиёҳ?
Ба лабу чашм роҳатию бало,
Ба руху зулф тавбаию гуноҳ.
Дасти золим зи сим кӯтаҳ беҳ,
Эй ба рух сим, зулф кун кӯтоҳ!

❂ ❂ ❂

Дасташ аз пуда бурун омад чун оҷи сапед,
Гуфтӣ аз меғ ҳаме теғ занад Зуҳраву Моҳ.
Пушти дасташ ба масал чун шиками қоқум нарм,
Чун думи қоқум карда сари ангушт сиёҳ.

❂ ❂ ❂

Эй он ки туро пеша парастидани махлуқ,
Чун хештанеро чӣ барӣ пеши параста?
Гӯӣ, ки ба пиронасар аз май бикашам даст,
Он бояд, к-аз марг нишон ёбию даста.

❂ ❂ ❂

Бар пилгӯш қатраи борон нигоҳ кун,
Чун ашки чашми ошиқ гирён ҳаме шуда.
Гӯӣ, ки парри бози сапед аст барги ӯ,
Минқор боз лӯълӯи носуфта барчида.

❂ ❂ ❂

Эй баркашида манзараву кох то Суҳайл,
Бурда ба бурҷи Гов сари бурҷу кунгура.
Аз панҷара тамом нигаҳ кун ба бӯстон,
К-он хонаи макоми туро нест панҷара.
Бози шикорҷӯй ҳазимат шуд аз шикор,
Аз кибр нангарад ба сӯи кабку кӯҳдара.

❂ ❂ ❂

Баргашт чарх бо мани бечора
В-оҳанги ҷанг дораду патёра.
Як доварӣ ба сар набарад ҳаргиз,
То ҷон ба назди ӯ набарӣ чора.
Гаҳвора буд хонаи ман зи аввал
В-охир лаҳад кунандам гаҳвора.

❂ ❂ ❂

Эй умри хеш карда ба беҳудагӣ яла,
Хушнуд бандагону худованд бо гила.
Эй хештан ба ҷомаи некӯ фирефта
В-андар забон ҳамеша туро бонгу машғала.
З-он ҷома ёд кун, ки бипӯшӣ ба рӯзи марг,
К-ӯро на бодбону на гӯю на ангала.

❁ ❁ ❁

Ос шудам зери осиёи замона,
Нест хоҳам шудан ҳаме ба карона.
Зод ҳаме созу шуғли хеш ҳаме бар,
Чанд барӣ шуғли ною чангу чағона.

❁ ❁ ❁

Чаро ин мардуми донову зираксору фарзона
Зиёншон мӯрро бошад, ду даршон ҳаст як хона.
Агар абрӯш чин орад, сазад гар рӯи ман бинад,
Ки рухсорам пур аз чин аст чун рухсори паҳнона.
Чу паймона тани мардум ҳамеша умр паймояд,
Бибояд зер нанмудан ҳамон як рӯз паймона.
Кунун чӯӣ ҳаме ҳилат, ки гаштӣ сусту бетоқат,
Туро дидам ба барноӣ, фасор оҳиставу лона.
Аҷал чун дом карда гиру пӯшида ба хок андар,
Саёд аз дур нак дона бараҳна карда лавсона.
Табоеъ гар сутуни ман, сутунро ҳам бипӯсад бун,
Нагардад ҳаргиз ин фонӣ, к-аш аз тоат занӣ фона.
Набошад майли фарзона ба фарзанду ба зан ҳаргиз,
Бибуррад насли ин ҳарду, набуррад насли фарзона.

❁ ❁ ❁

Ба Худое, ки офарин кардаст
Зираконро ба хештандорӣ,
Ки наярзад ба назди ҳиммати ман
Мулки ҳарду ҷаҳон ба як хорӣ.

❁ ❁ ❁

Эй табъи созвор, чӣ кардам туро, чӣ буд?
Бо ман ҳаме насозию доим ҳаме жакӣ.
В-эдун фурӯ кашӣ ба хушӣ ин майи ҳаром,
Гӯӣ, ки шири мом зи модар ҳаме макӣ.

❁ ❁ ❁

Аз ӯ бӯй дуздида кофуру анбара
В-аз ӯ гуна бурда ақиқи ямонӣ.
Бимонад гули сурх ҳамвора тоза,
Агар қатрае з-ӯ ба гул барчаконӣ.
Ақиқӣ шаробе, ки дар обгина
Дурахшон шавад чун Суҳайли ямонӣ.
Шавад гунаи ҷоми бода зи аксаш,
Мулавван чу аз нури ӯ лаъли конӣ.
Ба зулмат Сикандар гар ӯро бидидӣ,
Накардӣ талаб чашмаи зиндагонӣ.

❂ ❂ ❂

Ба ҷом андар ту пиндорӣ равон аст,
Валекин гар равон донӣ, равонӣ.
Ба моҳе монад обистан ба Миррих,
Бизояд чун фарози лаб расонӣ.

❂ ❂ ❂

Кафат гӯӣ, ки кони гавҳар астӣ,
К-аз ӯ доим кунӣ гавҳарфишонӣ.
Чу ҷон-т аз ҷуду родӣ кард Яздон,
Ту бе ҷон зинда будан кай тавонӣ?

## РУБОИҲО

Ин ҳастии ту ҳастии ҳасти дигар аст
В-ин мастии ту мастии масти дигар аст.
Рав, сар ба гиребони тафаккур даркаш,
К-ин дасти ту остини дасти дигар аст.

❁ ❁ ❁

Гар дар умре шабе ба мо пардозад
В-ин ҷони балабрасидаро бинвозад.
Лаб бар лаби ӯ наҳишта ногаҳ хуршед
Бо теғи кашида бар сари мо тозад.

❁ ❁ ❁

Норафта ба шоҳроҳи васлат гоме,
Ноёфта аз ҳусну ҷамолат коме,
Ногоҳ шунидам аз фалак пайғоме,
К-аз хумми завол нӯш бодат ҷоме!

## АШЪОРИ ПАРОКАНДА

Бигшой рози ишқу ниҳуфта мадор ишқ,
Аз май чӣ фоидаст ба зери ниҳанбуно.

❂ ❂ ❂

Осмон хайма зад аз байраму дебои кабуд,
Мехи он хайма ситоки сумaну насрино.

❂ ❂ ❂

Ҷаҳон ҷой ба талхист, тиҳӣ баҳру пардахт,
Ҷуз ин буд маро тамъу ҷуз ин будам алчахт.
Ҷуз ин доштам умеду ҷуз ин доштам алчахт,
Надонистам аз ӯ дур гувожа занадам бахт.

❂ ❂ ❂

Мардум чу бо сутур мувофиқ бувад ба феъл,
Чун бингарӣ ба чашми хирад, сахт бенавост.

❁ ❁ ❁

Чунки яке тоҷу басоки мулук
Боз яке кӯфтаи осиёст.

❁ ❁ ❁

Рӯдакӣ устоди шоирони ҷаҳон буд,
Садяк аз вай туӣ, Кисоӣ, яргист.
Хоки кафи пои Рӯдакӣ насазӣ ту,
Ҳам бишавӣ, к-ӯ бишуд, чӣ хоӣ барғаст?
Кӯфтаро кӯфтанду сӯхтаро сӯхт
В-ин тани пайхастаро ба қаҳр бипайхаст.

❁ ❁ ❁

Яке ҷома в-ин бас рӯза зи қут,
Дигар ин ҳама бешию барсарист.

❁ ❁ ❁

Бо дили пок маро ҷомаи нопок равост,
Бад мар онро, ки дилу дида палид асту палишт.

❂ ❂ ❂

Боду гардам, накардам зиштӣ ҳеҷ,
Бо дили ман чаро шуд эдун зишт.
З-он ки хӯи палид кард маро,
Ҳар киро хӯ палид, ҳаст палишт.

❂ ❂ ❂

Аз ростӣ ту хашмварӣ, донам,
Бар боми чашм сахт бувад ожах.

❂ ❂ ❂

Худои арш ҷаҳонро чунин ниҳод ниҳод,
Ки гоҳ мардум аз ӯ шодмону гоҳ ношод.
Мабош ғамгин, як лафз ёд гир латиф.
Шигифту кӯтаҳ, лекин қавию бобунёд.

❂ ❂ ❂

Маро гуфт: - Бигир ину бизӣ хурраму дилшод
В-агар тан-т хароб аст, бад-ин об кун обод.

❂ ❂ ❂

Лола ба ғанҷор сурх карда ҳама рӯй,
Аз ҳасади хид баркашид сар аз хид.

❂ ❂ ❂

Чандин ҳарири ҳулла, ки густард бар дарахт,
Моно, ки барзаданд ба Қарқубу Шуштар.

❂ ❂ ❂

Ҳазорово ҳаме бар гул сарояд,
Ба сони ошиқон бар рӯи дилдор.

❂ ❂ ❂

Зи ҳавли тохтану кина охтан-ш маро,
Ҳаме гудохта ҳамчун куноғ тохта гир.

❂ ❂ ❂

Баромад абри пирит аз буни гӯш,
Макун парвоз гирди руду бигмоз.

❂ ❂ ❂

Сазад, ки ду рух корези оби дида кунӣ,
Ки рез-рез бихоҳад-т рехтан корез.

❂ ❂ ❂

Oнчи ба харвор туро додаанд,
Бо ту на паймона бимонду қафиз.

❂ ❂ ❂

Кофури ту бо лус бувад, мушки ту бо нок,
Бо лус ту кофур кунӣ доим мағшуш.

❂ ❂ ❂

Он ҷаҳонро бад-ин ҷаҳон мафрӯш,
Гар сухандонӣ, ин сухан бинюш.
Пирӣ оғӯш боз карда фарох,
Ту ҳаме гӯш бо шикофаи ғӯш.

❂ ❂ ❂

Эй дареғо, ки мӯрдзори маро,
Ногаҳон бозхӯрд барфи вағиш.

❂ ❂ ❂

Дил шод дору панди Кисоӣ нигоҳ дор,
Як чашмзад ҷудо машав аз ратлу аз тифоғ.

❂ ❂ ❂

Эй зудуда ту з-оинаи фарҳанг занг,
Бархӯрад сарҳангу фахри олам аз фарҳангу ҳанг.

❂ ❂ ❂

Заволааш чу шудӣ аз камонгурӯҳа бурун,
Зи ҳалқи мурғ ба соат фурӯ чакидӣ гил.

❂ ❂ ❂

Дил нарм кун ба оташу аз бобзан матарс,
К-аз тухми мардумон-т бурун аст парру бол.

❂ ❂ ❂

Нодида ҳеҷ мушку ҳамасола мушкбӯй,
Нокарда ҳеҷ лаълу ҳамасола лаълфом.

❁ ❁ ❁

Чӣ гуна созам бо ӯ, чӣ гуна ҳарб кунам,
Заиф колбадам, ман на кӯхаму на гавам.
Вафо-ш ориятӣ, айбу ори ӯ фонӣ,
Ба айби ориятӣ чиз бар, чаро фанавам?

❁ ❁ ❁

Тез будему тундгуна шудем,
Рост будему бошгуна шудем.
Сарв будем чанд гоҳ баланд,
Кӯж гаштему чун даруна шудем.
Нӯз номурда, эй шигифтии кор,
Рост бо мурдагон ба гуна шудем,
Хуб гар сӯи мо нигаҳ накунад,
Гӯ макун, шав, ки мо намуна шудем.

❂ ❂ ❂

Зи ҳавли тохтану кина охтан-ш маро
Ҳаме гудохта ҳамчун куноғу тофта тан.

❂ ❂ ❂

Касе, ки сомаи ҷаббори осмон шиканад,
Чӣ гуна бошад дар рӯзи маҳшараш сомон,
Чунон магӯй, валекин чунон намой ба халқ,
Ки ме битарсад аз ту ба Синду Ҳинду Ямон.

❂ ❂ ❂

Ин гунбади гардон кӣ баровард бад-ин сон,
........................................................
Эй манзараву кох баровардa ба хуршед,
То гунбади гардон бикашида сари айвон.

❂ ❂ ❂

Осмон осиёи гардон аст,
Осмон осамон кунад ҳазмон.

❁ ❁ ❁

Харосу охуру хунба бибурданд,
Набуд аз чангашон бас чиз пинҳон.

❁ ❁ ❁

Метанад гирди сарою дари ту ғунда кунун,
Боз фаррош бубин бар тани ту тортано.

❁ ❁ ❁

Кӯҳсори хашинаро ба баҳор,
Ки фиристад либоси ҳурулин.

❁ ❁ ❁

Ороста карданд ба Парвин ду шаби ман,
К-андар шаби торик накӯ тобад Парвин.

❂ ❂ ❂

Сазад, ки бигсилам аз ёри симдандон тамъ,
Сазад, ки ӯ накунад тамъ пирдандон карв.
Сазад, ки Парвин барад ду чашми ман шабу рӯз,
Кунун к-аз ин ду шаби ман шуоъ барзад парв.
Ғариб н-оядаш аз ман ғирев, гар шабу рӯз
Ба нола раъди ғиревонаму ба сурат ғарв.

❂ ❂ ❂

Нони сиёҳ хӯрдӣ бе чарбу
В-он гаҳ маҳ ба меҳ бувад ин ҳарду

❂ ❂ ❂

Беморам аз ниҳеби ақиб ранча,
Дарди дилам гирифтаву таббода.
Беҳтар шавам, чу пир ба номи ман
Таъвизаке нависад озода.

❂ ❂ ❂

Имрӯз бослиқи маро тарсо
Бигшуд бомдод ба нашгирда.

❂ ❂ ❂

Ки ниамҳои ӯ ба чархи равон
Ҳама хоб асту боду бодафраҳ.

❂ ❂ ❂

Дараи ман шудаст аз неъмат
Чун занаҳдони хасм пурғадра.

❂ ❂ ❂

Ду гӯш сахт куну беҳуда сухан машнав,
Мабош ранҷа, ки эшон басанд гӯшсарой.
Ба хорпушт нигаҳ кун, ки аз дуруштии мӯй,
Ба пӯсти ӯ накунад тамъ пӯстинпирой.

❂ ❂ ❂

Далеро, к-аз ҳаво ҷустан чу мурғ андар ҳаво ёбӣ,
Ба ҳосил мурғвор ӯро бар оташ гардано ёбӣ.

❂ ❂ ❂

То бад-он лаби ту ниёз аст дар ҷаҳон,
Таъна мазан, ки бо ду лаби ман чаро чахӣ.

❂ ❂ ❂

Хоҷа, тутмоҷ бояду сирбирён,
Суд надорад маро сафарҷалу чукрӣ.

❂ ❂ ❂

Аз гувозу ташу ангуштаву беҳмону фалон,
То табарзину дабусию рикобу камарӣ.

❁ ❁ ❁

Ҳар чӣ кардӣ нек бад, фардо ба пешат оваранд,
Бешак, эй мискин, агар дар дил надорӣ, оваре.

❁ ❁ ❁

Накунӣ тоату он гаҳ ки кунӣ сусту заиф,
Рост гӯӣ, ки магар сухраву шокор кунӣ.

❁ ❁ ❁

Он ки надонад ҳаме суруд зи Ёсин,
Гираҳу гулдон-ш хусравонӣ бинӣ.

❁ ❁ ❁

Аз абиру анбару аз мушку лоду дорбӯй
Дар саробӯстони худ андар хазон медор бӯй.

## БАДЕЪИ БАЛХӢ

Абӯмуҳаммад Бадеъ ибни Муҳаммад ибни Маҳмуди Балхӣ дар охири асри XI зиндагӣ кардааст. Мувофиқи ахбори Ризоқулихони Ҳидоят, муаллифи тазкираи «Маҷмаъулфусаҳо» вафоти ӯ ба соли 377 ҳиҷрӣ ( 987-88 милодӣ) рост меояд. Аммо дар маснавии «Пандномаи Анӯшервон»-и ин шоир байти 171 иқтибос аз Унсурист ва ба ин сабаб вафоти ӯро ба замони баъдтар, яъне нимаи аввали асри XI метавон ҳадс зад.

Ба Бадеъи Балхӣ маснавии «Падномаи Анӯшервон» (436 байт), ки ба унвони «Роҳатулинсон» ҳам маъруф аст, як пораи қасида, як дубайтӣ ва муфрад мансубанд ва маҷмӯи онҳо дар ин китоб оварда шудаанд.

### ПАНДНОМАИ АШӮШЕРВОН

Сипос аз Худованди чархи баланд,
Ки дар дил нагунҷад аз ӯ чуну чанд.
Ҷаҳонфарин кирдгори сипеҳр,
Фурӯзандаи пайкари моҳу меҳр.
Нигорандаи гунбади кӯжпушт,
Намояндаи роҳи нарму дурушт.
Ба ҷуз бандагӣ мар туро кор нест,
Бад-ин парда-андар туро бор нест.
Ниҳоле зи дониш бикорам ҳаме,
Хирадро бар ӯ баргуморам ҳаме.
Ки чун гашн гардад варо шоху нард,
Аз ӯ баҳра гирад хирадманд мард.

## ГУФТОР АНДАР ХИРАД ГӮЯД

Чу дониш бувад бо хирад, беҳтар аст,
Ки кон дониш асту хирад гавҳар аст.
Хирад барнишинад абар тахти оҷ,
Хирад барниҳад бар сари мард тоҷ.
Хирадро биёмӯз аз омӯзгор,
Бар омӯхтан – бар ту айбе мадор,
Ки чун бар хирад даст барёфтӣ,
Сар аз роҳи гумроҳ бартофтӣ.
Шавад бар ту равшан, ки Яздони пок
Буруноваранда-ст аз тира хок.
Худои ҷаҳону ҷаҳонофарин,
Ки бар вай сазад, бегумон, офарин.

## ДАР ОҒОЗ ИН СУХАН ГӮЯД

Ҷаҳондида деҳқон чунин кард ёд,
Ки Кисро чу тоҷи шаҳӣ барниҳод,
Ба пирӯз  рӯзе яке сур кард,
Ҷаҳонро аз аҳриманон дур кард.
Ба доду диҳиш дар ҷаҳон фош гашт,
Хама фарши бедодҳо дарнавашт.
Равон шуд ба коми дилаш Моҳу Тир,
Бар ӯ офарин кард барнову пир.
Худои ҷаҳон камгориш дод,
Ҷавонмардию бурдбориш дод.
Сипоси Худовандро кор баст,
Зи фарзонагон лоҷарам бурд даст.
Касеро, ки Эзид бувад раҳнамун,
Нагардад варо бахт ҳаргиз нагун.
Чу якчанд дар подшоҳӣ бимонд,
Ҳунарро ба тахти шаҳӣ барнишонд.
Яке тоҷ фармуд гаҳварнигор,
Бар ӯ дурру ёқут бурда ба кор.
Яке тоҷи тобонтар аз Муштарӣ,
Ҳама кас мар ӯро ба ҷон муштарӣ.
Чу хуршед рахшон зи чархи баланд,
Чи аз баҳри пешӣ, чи аз баҳри панд.
Бар он тоҷ-бар бисту се кунгура,
Ба зевар биёроста яксара.
Ҳама панду ҳикмат, ҳама банду ноз,
Дар ӯ карда андешаҳои дароз.
Бар он тоҷ – бар хусрави додгар
Набишта яке « Панднома » ба зар.
Аз ӯ ҳар суханро баҳо ҷон ҳазор,
Чу бошад ба чунон сухан хостор.
Аз ин гуна тоҷе бар айвони ӯй
Биёвехта буд ба фармони ӯй.
Чу хуршед додӣ ба Ховар навид,

Шудӣ зоғ пинҳон зи бози сапед.
Бипӯшидӣ аз нури меҳр осмон
Музаъфар яке ҷомаи парниён.
Ҷаҳонҷӯй Кисро дар он зери тоҷ
Нишастӣ абар хусравӣ тахти оҷ.
Бидодӣ ба расми ниёгон-ш бор,
Шудандӣ ба хидмат бари шаҳрёр.
Аз он тоҷу з-он пандҳои сутург,
Ҳаме дониш омӯхт хурду бузург.
Ҷаҳондор ёри ҷаҳоншоҳ шуд,
Баландахтару афсари моҳ шуд.
Набишта чунон буд абар тоҷ-бар,
Ки : Эй марди доно, ба худ дарнигар!

## ХЕШТАНШИНОСРО АЗ МО ДУРУД ДИҲЕД

Касе, к-ӯ тани хештанро шинохт,
Ба майдони ком асби иқбол тохт.
Касе, к-ӯ шиносандаи хештан
Набошад, бувад дев бо Аҳриман.
Гар ӯ хештанро шиносанда нест,
Шиносандаро чашм барканда нест.
Яке достон гуфт марди палос,
Ки камтар касӣ, хештанро шинос.

## ЧИЗРО БА АРЗОНИЁН АРЗОНӢ ДОРЕД

Ҳар он, к-ӯ ба арзониён чизи хеш
Диҳад, судаш аз моя доранд беш.
Ба арзониён гар диҳӣ ҷон, равост,
Бар ин гуфта бар мардумон-бар гувост.
Чунин гуфт дар « Дафтари Синдбод »,
Ки шоҳе зи пешиниён кард ёд.
Ки ман бистадам ганҷ аз мардумон,
Ба арзониён додам аз баҳри ҷон.

## КОРРО БА ДОНАНДАГОН ФАРМОЕД

Ҳар он кас, ки бинад хирад ёри хеш,
Ба наздики доно барад кори хеш,
Ба доно супорад зимому лаҷом,
Ки доно  ба ҳар кор бошад тамом.
Зи доно тавон ёфт ороми дил,
Зи нодон наёбад касе коми дил.
Чунин гуфт дар «Дафтари Зардуҳишт»,
Ки: Мардони доно равад дар биҳишт.

## БАЛОРО ПАЗИРО МАШАВЕД

Касе, к-ӯ бувад бар хирад мубтало,
Гурезанда бошад зи доми бало.
Бало чун бубинӣ, аз ӯ даргузар,
Макун дар бало хешро хирасар.
Балоҷӯй мардум бувад ёри дев,
Набошад дар ӯ фарри кайҳонхидев.
Чунин достон зад яке шоҳи нав:
«Ту ҳаргиз балоро пазира машав!»

## ПАНДИ ҲАКИМОН ПАЗИРЕД

Бибояд пазируфт панди ҳаким,
Ки панди ҳакимон беҳ аз зарру сим.
Танатро зи панд аст бисёр суд,
Аз он кас, ки гӯяд, бибояд шунуд.
Ҳар он, к-ӯ пазирандаи панд нест,
Ба ҷуз аз дари хорию банд нест.
Чунин гуфт фарзонаи пешбин,
Ки баргашта бисёр гардад замин.

## НОГУФТАНӢ СУХАН МАГӮЕД

Зи ногуфтанӣ ҳар кӣ бошад хамӯш,
Дилаш аз шунидан наёяд ба ҷӯш.
Зи гуфтори беҳуда ҷуз ранҷ нест,
Чу хомӯшӣ андар ҷаҳон ганҷ нест.
Басо мардумоно, ки андар ҷаҳон
Зи гуфтори беҳуда доданд ҷон.
Накӯ гуфт донандаи рӯзгор,
Ки гуфтори беҳуда н-ояд ба кор.

## КОРИ НОКАРДАНӢ МАКУНЕД

Ҳар он, к-ӯ кунад кори нокарданӣ,
Бувад бар раҳи кеши аҳриманӣ.
Зи нокарданӣ корҳо дур бош,
Хирад подшо кун, ту дастур бош.
Ҳар онро, ки гардад хирад раҳнамун,
Бад–он кард, то кор донад, ки чун.
Зи нокарданӣ дур дорӣ барат,
Ба доми ҳавас дарнаёрӣ сарат.

## КОРИ НОҶУСТАНӢ МАҶӮЕД

Зи ноҷустанӣ кам шавад обрӯй,
Кӣ гӯяд, ки ноҷустаниҳо биҷӯй?
Ҳар он, к-ӯ ба ноҷустанӣ дил ниҳад,
Гуле барканад нағзу бар гил кунад.
Ба чизе, ки дар ҷустанаш суд нест,
Чу оташ, к-аз ӯ бахра ҷуз дуд нест.
Накӯ гуфт он хусрави хубрӯй,
Ки чизе, ки онро наёбӣ, маҷӯй!

## БА КОРҲО ШИТОБ МАКУНЕД

Писандида ҳаргиз набошад шитоб,
Шитоб афканад ҷони мардум ба тоб.
Шитобандаро дар ҷаҳон ном нест,
Ба гетӣ шитобандаро ком нест.
Касе, к-ӯ ба коре шитоб оварад,
Пушаймон шавад зуд, кайфар барад.
Касе, к-ӯ шитобон ба роҳе равад,
Барояд зи чоҳе, ба чоҳе равад.

## БА КОРҲО СУСТӢ МАКУНЕД

Чу хоҳӣ, ки коре кунӣ ногузир,
Чунон кун, ки бошад туро дилпазир.
Ба фарҷому анҷом-андар нигар,
Бипаймой аввал накӯ пову сар.
Чу вақт андарояд, бад-ӯ даст ёз,
Макун кор бар хештан бас дароз.
Ҳар он кас, ки ӯ сустӣ орад ба кор,
Ба сустӣ фуруд оядаш рӯзгор.

## ЧУ ДАР КОРЕ ШАВЕД, БЕРУН ОМАДАНРО НЕКӮ БИНГАРЕД

Ба коре, ки андар шудан рои туст,
Бурун омаданро нигаҳ кун дуруст.
Бубин, гар тавонӣ, бурун омадан,
Пас он гоҳ кун азми андар шудан,
Ки бо посбон паҳлавон Ардашер
Яке достон зад, ки рӯбоҳи пир
Ба сӯрох андар шуданро шитофт,
Бурун омадан роҳ ҷусту наёфт.

## КОРҲОРО БА ГАЗОФ МАКУНЕД

Газофе бувад кори девонагон,
Газофе надиданд фарзонагон.
Газоф аст гуфтору кори ту лоф,
Ба охир пушаймонӣ орад газоф.
Чунин гуфт дар дафтарон марди ҳур,
Барандоз ҷома, пас он гаҳ бибур.
Накӯ гуфт донои некӯсухун,
Ки ҳаргиз ту кори газофе макун.

## ДАСТ БА КАМАРИ ҲАР КАС МАЗАНЕД

Надида касеро гаҳи сулҳу ҷанг,
Нашояд задан дар камаргоҳ чанг.
Ҳама кас чунон дон, ки аз ту беҳанд,
Агарчи ба зод аз ту кеҳ ё меҳанд.
Ба зод-андарун кард натвон ғалат,
На ҳар боз чанг оварад сӯи бат.
Шунидам ман аз мардуми пурҳунар,
Ки касро надида, маҷӯяш камар.

## БА НООЗМУДА ҲАМРОҲӢ МАКУНЕД

Касе, к-озмудиш дар неку бад,
Ба неку ба бад ёри ту ӯ сазад.
Накарда касеро касе озмун,
Бувад бехирад, гар кунад раҳнамун.
Чу коре ниҳад пеши ту марди ҳуш,
Чӣ донӣ, ки ширин бувад ё туруш?
Яқинат шавад, гар варо бишканӣ,
Шак аз дил бад-он озмун бифканӣ.

## МОЛРО ФИДОИ ТАН КУНЕД

Зи баҳри тану ҷон бувад сӯзиён
Касеро, ки хоҳад расидан зиён.
Чу ҷон гашт хоҳад ҳаме коста,
Чи дармон ба ҷуз додани хоста.
Касеро, ки аз ҷон дареғ аст мол,
Бувад зиндагонӣ бар ӯ-бар вубол.
Агарчи азиз аст ҳар ҷой чиз,
Набошад азизе чу ҷони азиз.

## ТАНРО ФИДОИ ДИН КУНЕД

Тан аз баҳри дин базл кардан равост,
Чу динро фурӯшанд, ҷонаш баҳост,
Бувад марди диндор фархундабахт,
Мар ӯро бувад дин беҳ аз тоҷу тахт.
Чу реҳлат кунӣ з—ин сарои сипанҷ,
Табаҳ гардадат мулкати молу ганҷ.
Бад—он ҷои ноком ҷуз ҷони пок
Ба корат наёяд, аё ҳушнок.

## АЗ ИН ҶАҲОН НОМЕ НЕКӮ БАРЕД

Чу тан дорию бахту ҳар ду ҷавон,
Бияндӯз номи накӯ дар ҷаҳон.
Ҷавони накӯном воло бувад,
Аз он номи некӯ ба бало равад.
Бувад зиштномӣ ба ҳар ҷой зишт,
Ба зиштӣ набинанд рӯи биҳишт.
Шунидам, ки Нӯшинравон чун бимурд,
Зи гетӣ ба ҷуз номи некӯ набурд.

## КАМОЗОРИЮ БУРДБОРӢ ПЕША КУНЕД

Чу равшан шавад ҷонат аз доду дин,
Камозорию бурборӣ гузин.
Камозор мардум бувад камзиён,
Бувад шодмона ба ҳар ду ҷаҳон.
Аз озори мардум шавад обрӯй,
Ба зорӣ бимурдаст озорҷӯй.
Ҷаҳондида озори мардум нахост,
Камозор бошӣ, ду гетӣ турост.

## ХЕШТАНРО БА РОСТӢ МАЪРУФ КУНЕД

Чу аз ростӣ номи ту шуд баланд,
Ду пои дурӯғ андаровар ба банд.
Ба ҷуз ростӣ, то тавонӣ, маҷӯй.
Ки раста шавад  мардуми ростгӯй.
Бувад растагӣ бешак аз ростӣ,
Зи кажжӣ падид оядат костӣ.
Накӯ достон зад дар ин марди нек,
Ки аз ростӣ ёфтам номи нек.

## ХУРСАНДӢ ПЕША ГИРЕД

Ба чизе, ки додат ҷаҳонкирдгор,
Дилатро бад-он дода хурсанд дор.
Зи бешӣ бувад ҷони мардум фигор,
Чӣ беҳтар зи хурсандӣ, эй хуб ёр.
Зи бешию оз аст ҷон дар гудоз,
Мабодо касе баста дар банди оз.
Чу хоҳӣ, ки ҳаргиз набошӣ хиҷил,
Ба неку баде дор хурсанд дил.

## БАР БАЛО САБР КУНЕД

Балое, ки пеш орадат чархи пир,
Ба ҷуз сабр кардан набошад гузир.
Бувад баста бо ҳар ғаме нозбоз,
Ки баста—ст бо ҳар нишебе фароз.
Ҳар он кас, ки талхии сабр озмуд,
Биёбад муроди дили хеш зуд.
Чунин гуфт гӯянда, чун баршунид,
Ки сабр аст банди балорро калид.

## МАРГРО ФАРОМӮШ МАКУНЕД

Чу манзил шинос ин ҷаҳони куҳун,
Чунон дон, ки ҳар соат ояд ба бун.
Ба сони яке корвонгоҳ дон,
Бар ӯ ҷумлагӣ халқро роҳ дон.
Ба манзил дирангӣ набошад касе,
Аз ин достон ёд дорам басе.
Аз ӯ бигзарад ҷонвари неку бад,
Гурӯҳе дарояд, гурӯҳе равад.

## ДУНЁРО БА НОДОНӢ МАГЗАРОНЕД

Ба нодонӣ -андар мапаймой роҳ,
Ба бедонишӣ зиндагонӣ маҳоҳ.
Мадеҳ умр бар бод, агар огаҳӣ,
Ба хорию нодонию абалаҳӣ.
Туро зиндагонӣ Худованди дод
На аз баҳри нодонию ҷаҳл дод.
Накӯ гуфт донои посухгузор,
Ки нодон бувад чун хари бефасор.

## БА АНДӮҲИ КАСОН ШОД МАШАВЕД

Чу бинӣ касе баста дар банди ғам,
Макун бар дили худ зи шодӣ рақам.
Ба андӯҳи ӯ шодмона машав,
Ки пеш оядат ончунон нав ба нав.
Чу ту ғам хӯрӣ дар ғами дигарон,
Надоранд ғам хӯрдани ту гарон.
Ба пеши ҳама кас сутуда шавӣ,
Ба ангушти халқон намуда шавӣ.

## БА РЕХТАВУ СӮХТА ҒАМ МАХӮРЕД

Чу чизат шавад рехта, сӯхта,
Макун дидаро боз бардӯхта.
Бувад ҳар чӣ, ҳар гоҳ хоҳӣ ту низ,
Чӣ суд аст ғам хӯрдан аз баҳри чиз?
Шикаста бувад чиз ҳам з-ин нишон,
Набояд дар ин ҳеч будат зиён.
Наку гуфт фархунда марди хур(р)ам,
Ки беҳуда дилро макун ҷуфти ғам.

## АЗ БАЛОИ КАСОН ИБРАТ ГИРЕД

Салоҳи ҷаҳон гарчи  пайванди туст,
Балои касон ибратафганди туст.
Балои касонро ба ибрат бубин,
Сипоси ҷаҳонофарин баргузин.
Дилу сар тиҳӣ кун зи боди ҳавас,
Намун аз якеву яке луқма бас.
Шунидам, ки онҳо, ки роҳӣ буданд,
Шубон озмуданду сагро заданд.
Мудоро ба ҳар кор кардан накӯст,
Чи бо зишт душман, чи бо хуб дӯст.
Чу ҳангоми тезӣ мудоро кунӣ,
Зи хоки сияҳ мушки соро кунӣ.
Мудоро балоро бидорад зи ту,
Ҷафову ано боздорад зи ту.
Нигаҳ кун, чӣ гӯяд ҷаҳондида мард:
«Касе аз мудоро зиёне накард».

## БО КАСЕ СИТЕЗАВУ ЛАҶОҶ МАКУНЕД

Лаҷуҷӣ писандидаву нағз нест,
Лаҷуҷӣ ба ҷуз кори бемағз нест.
Макун бо касон, то тавонӣ, лаҷоҷ,
Фузунтар макун пои худ аз давоҷ.
Лаҷоҷ арчи воҷиб кунад бо хирад,
Бияндеш, то худ куҷо дархурад.
Яке пир гуфтаст ҳангоми кӯч,
Ки саг беҳ газанда зи марди лаҷуҷ.

## ФАРЗАНДОНРО ПЕШАИ НЕКЕ БИЁМӮЗ

Биёмӯз пеша ту фарзандро,
Ба ҷон бозхар ин накӯ пандро.
Гузида бикун пеша аз пешаҳо,
Дилатро барӣ кун зи андешаҳо.
Чу гӯяндат, он гаҳ тавонӣ шунид,
Ки он мардро ҳаст пеша палид.
Чунин гуфт донои тозиманиш,
Ки бадпеша мардум бувад бадкуниш.

## ПОЙ БА АНДОЗАИ ГИЛЕМ КАШЕД

Аз андоза бартар манеҳ пои хеш,
Хирадро нигаҳ дор бар ҷои хеш.
Чу бархезӣ аз ҷойгаҳ бомдод,
Ба худ дарнигар, то чӣ ояд ба ёд.
Чу аз пойгаҳ пой бартар ниҳӣ,
Шавад номи ту зишт дар аблаҳӣ.
Маро панд додаст марди ҳаким,
Ки поят фузунтар макаш аз гилем.

## ҶАНГИ КАСОНРО БА ХЕШТАН МАХАРЕД

Ба худ боз ҳаргиз махар ҷанги кас,
Бипардоз дилро зи кому ҳавас.
Фариза набошад зи баҳри касон,
Ба худ баркушодан касонро забон.
Касе, к-ӯ бувад аз масолеҳ гурез,
Ба худ бо тани хеш дорад ситез.
Чунин гуфт мӯбад, ки ҷанги касон
Табаҳ кард бояд ба ширин забон.

## ХАРҶ БА АНДОЗАИ ДАХЛ КУНЕД

Чу дахлат бувад кам, макун харҷ беш,
Ба андозаи дахл кун харҷи хеш.
Макун харҷ даҳ-даҳ, чу дахлат тиҳист,
Ки аз «нест» андар ҷаҳон нанг нест.
Кас аз кадхудоӣ набошад дижам,
Набояд табаҳ кард хира дирам.
Шунидам, ки гуфтанд: Дар рӯзгор
Яке ниҳода, дигар бармадор.

## БА ХУД НОНИҲОДА, ТАМАЪ МАКУНЕД

Ба чизе, ки ту ҷой нанҳодаӣ,
Макун тамъ, агар марди озодаӣ.
Накӯҳида бошад бари халқ дузд,
Бувад куштани дузд бар халқ музд.
Ба дуздӣ макун даст ҳаргиз дароз,
Агарчанд бошӣ асири ниёз.
Маро панд додаст марди ҷавон,
Ки камтар зи дуздон касеро мадон.

## АЗ АВВАЛ НИҲОЛ БИНШОНЕД, ПАС ОН ГОҲ ДАРАХТ БАРКАНЕД

Аз аввал дарахти ҷавона бикор,
Пас он гаҳ куҳанро ҳамебар зи кор.
Яке нонишонда, яке барканӣ,
Бувад, бегумон, хештандушманӣ.
Бад–ин ҳасбу ин ҳолу ин доварӣ
Яке байт гӯяд аҷаб Унсурӣ:
Чу аз кӯҳ гирию нанҳӣ ба ҷой,
Саранҷом кӯҳ андарояд зи пой.

## ЧАШМУ ЗАБОНУ ДАСТ НИГОҲ ДОРЕД

Чу хоҳӣ, ки шаккар хурӣ бе кабаст,
Нигаҳ дор чашму забону ду даст.
Чу ин ҳар се бошад ба фармони ту,
Бувад раста аз ҳар баде ҷони ту.
Чу хоҳӣ, ки нек оядат рӯзгор,
Хирадро бад–ин ҳар се душман шумор.
Басо шермардо, ки дар рӯи хок
Зи дасту зи чашму забон шуд ҳалок.

## ДАР ХОНАИ ТӮҲМАТЗАДАГОН МАШАВЕД

Чу хоҳӣ, ки ҳаргиз набошӣ дижам,
Манеҳ пой дар хонаи муттаҳам.
Бар он кас, ки бадном бошад, мапӯй,
Ки олуда гардӣ ба монанди ӯй.
Касе, к-ӯ бари дег ҷӯяд паноҳ,
Зи зери сияҳдег хезад сиёҳ.
Шунидам зи донои гарданфароз,
Ки аз хояи боз гиранд боз.

## БО ДУЗДОН ОШНОӢ МАДИҲЕД

Ба суздон магард, ошноӣ мадеҳ,
Ба колои эшон гувоӣ мадеҳ.
Ба дуздон биёмехтан рой нест,
Ки колои дуздон дилорой нест.
Касеро, ки дуздӣ бувад роҳу кеш,
Аз ӯ бош тарсанда чун хар зи неш.
Маро  гуфт ин панд пайвастамеҳр,
Ки чун дузд бинӣ, бигардон ту чеҳр.

## БО ГАЗОФГӮЁН МАНИШИНЕД

Касе, к-ӯ занад лофу гӯяд газоф,
Макун гирди ӯ, то тавонӣ, тавоф,
Ки аз лофзан кас набинад вафо,
Баланд аст мар лофзанро қафо.
Нишастан раво нест дар лофгоҳ,
Яке лоф бартар зи сесад гуноҳ.
Чунин гуфт бо ман яке шӯҳра зан,
Ки: «Зан беҳтар аз мардуми лофзан».

## БА ҲАМСОЯГИИИ ПОДШОҲ ХОНА МАГИРЕД

Чу бошад хирад мар туро дастгир,
Ба ҳамсояи мир хона магир,
Ки мир арчи бошад ба ту некрой,
Чу бадрой гардад, надорӣ ту пой.
Бари подшаҳ хосаву ома нест,
Ба наздики эшон ҳама кас якест.
Шунидам, ки оташ бувад подшоҳ,
Ба наздики оташ кӣ ҷӯяд паноҳ?

## БЕ ҲАМРОҲ БА РОҲ МАРАВЕД

Чу орӣ ба рафтан сӯи роҳ рӯй,
Аз аввал яке нек ҳамроҳ ҷӯй.
Ки ҳамроҳ бошад туро дастгир,
Чу коре ба пеш оядат ногузир.
Бувад ҳамраҳи нек ҳамрози ту,
Ба неку ба бад гашта дамсози ту.
Чунин гуфт бо ман яке устод,
Ки ҳамрозу ҳамбози ту нек бод.

## ДАР ЗАМИНИ ШӮРА ТУХМ МАКОРЕД

Замине, ки бумаш бувад шӯразор,
Дар ӯ тухм корӣ, наёяд ба кор.
Ба тухму ба шӯразамин бингарад,
Касе, к-ӯ бар ин мар сухан раҳ барад.
Ҳама ҷои дард асту ҷои ғам аст,
Киро бахт шӯр аст, рӯзӣ кам аст.
Чунин гуфт бо ман яке ҳушёр:
«Ба шӯразамин ҳеч тухме макор».

## АЗ ҒАММОЗОН ВАФО МАҶӮЕД

Бувад дархури сад ҳазорон ҷафо,
Ҳар он к-ӯ зи ғаммоз ҷӯяд вафо.
Ҷуҳуде, ки бошад варо зишт рӯй,
Бувад беҳтар аз мардуми ғамзагӯй.
Агар дӯст дорӣ ту эдар тамиз,
Макун ғамзу машнав зи кас ғамз низ.
Накӯ гуфт донои покизаҷон,
Ки ғаммозро сар бибур ё забон.

## БО БАНДАГОН ҶАНГУ БОЗӢ МАКУНЕД

Макун бозию ҷанг бо бандагон,
Бипурс, ар надонӣ, зи донандагон,
Ки банда фурӯмояву дун бувад,
Набошад чу озода ҳур, чун бувад.
Касеро, ки аз нафси худ шарм нест,
Мар ӯро муҳобову озарм нест.
Шунидам зи донои некӯсухун,
Ки: Бо бандагон ҷангу бозӣ макун.

## КАСЕ, КИ ХЕШТАНРО НАШОЯД, АЗ Ӯ БИПАРҲЕЗЕД

Касе, к-ӯ нашояд ба худ, чун сазад,
Нашояд ба ту, чун нашояд ба х (в)ад.
Писар, к-он нашояд ба фаррухпадар,
Набинад падар хуррамӣ з-он писар.
Яке гурба шуд назди шери жаён,
Ки шоистаи ту манам дар ҷаҳон.
«Нашоӣ маро,– гуфт шери шикор,--
Ки– ҳастӣ ту машъуми фарзандхор».

## АБЛАҲИ МОДАРЗОДРО ДОРУ МАДИҲЕД

Касе, к–аблаҳ аз модари хеш зод,
Нашояд ба доруи ӯ сим дод.
На кори Худованд корест хурд,
Қазои набишта набояд ситурд.
Ба гуфтори устоди пешин нигар,
Ки гуфтаст байте беҳ аз сад гуҳар:
«Агар марг дору бигардонадӣ,
Кас андар ҷаҳон ҷовидон монадӣ».

## ДЕВОНАВУ АБЛАҲРО ПАНД МАДИҲЕД

Ба оқил диҳӣ панд, бошад-т беҳ,
Ба девонаву масту аблаҳ мадеҳ,
К-аз ин ҳар се кас дур бошад хирад,
Дили бехирад пандро нангарад.
Ба мӯбад ҳамедод панде Қубод,
Чунин гуфт мӯбад, ки «Шаҳ бод шод,
Ки аз панди шаҳ яксара огаҳам,
На масту на девона, на аблаҳам».

## НОН ТАНҲО МАХӮРЕД

Чу Эзид диҳад мар туро нону ном,
Махӯр, то тавонӣ, ту танҳо таом.
Бидеҳ нон ба мардум,  бахилӣ биҳил,
Ки нонгар зи мардум бувад некдил.
Ба мардӣ касе баста дорад миён,
Ки ноне ниҳад пеши даҳ кас ба хон.
Чунин гуфт он, к-ӯ баландахтар аст,
Ки: «Ному бузургӣ ба нон андар аст».

## ЗЕРДАСТОНРО ЧӮБ МАЗАНЕД

Ба рух ҳар кӣ шуд пеши ту ҷойрӯб,
Нашояд бар ӯ захм кардан ба чӯб.
Дили зердастон маёзор ҳеч,
Ки озор гиранд, бар бад басеч.
Аз озор хезад басе корҳо,
Аз озор хезад бас озорҳо.
Чунин гуфт озодаи гавҳарӣ,
Ки: «Кеҳтарнавозӣ бувад меҳтарӣ».

## НОНИ ХУД ХӮРЕД, СУХАНИ БАД МАГӮЕД

Чу дар хони худ нон хӯрӣ, бад магӯй,
Касе, к–ӯ ба айбе, ки бошад, маҷӯй.
Бувад нокасӣ гуфтани бад зи кас,
Набошад писандида бар ҳеч кас.
Агар нони худро хӯрӣ носазо,
Ҳадиси касон нест гуфтан раво.
Чу гардад бад аз ту бари дигарон,
Бад ояд туро рӯзе аз ҳамсарон.

## БА ТАДБИРИ КӮДАКОН КОР МАКУНЕД

Агар бо дили ту хирад ҳаст ёр,
Ба тадбири кӯдак макун ҳеч кор.
Дил аз рои ҳар пиру кӯдак битоб,
Хато ҳам хато, гарчи бошад савоб.
Яке кӯдаки хурд даҳто намад,
Ту гӯӣ, ки ёрад ба об афканад.
Валекин гаҳи баркашидан зи об
Бибояд-ш сад марди бозӯру тоб.

## БО ЗАНОН МАШВАРАТ МАКУНЕД

Агар ташна бошӣ, ба фармони зан
Махӯр обу бар оташат об зан.
Ҳар он, к-ӯ занонро мусаххар шавад,
Зи мағзи харон мағз чун хар шавад.
Касеро, ки дил бар хирад подшост,
Ба фармони зан кор кардан хатост.
Накӯ гуфт донандаи гарму сард,
Ки: «Занро чӣ кор аст бо кори мард?».

## ПИРЗАНОНРО БА ХОНА МАГУЗОРЕД

Чу хоҳӣ, ки бебок бошад-т дил,
Зани пир ҳаргиз ба хона маҳил,
Ки аз пирзан кас набинад фараҳ,
Ҷавон бо ҷавон, пир бо пир беҳ.
Зани пир ҳарчанд мастуртар,
Зи назди зани нек беҳ дуртар.
Чунин гуфт бо ман яке ҳушманд,
Ки: «Бо гург ҳамто макун гӯсфанд».

## БАР ЗАНОН ЭМИН МАБОШЕД

Зи дасти занон чун хӯрӣ обу нон,
Ҳазар кун, ки кажж аст рои занон.
Занонро набошад ба як зарра бок,
На аз оташи тезу н-аз тирахок.
Чу зан дил бигардонад аз ростӣ,
Падид ояд андар замон костӣ.
Чунин гуфт марде, ки зан пур зи дард,
Ки «Гар зан набудӣ, будӣ раста  мард».

## ЗАБУНИ ЗАНОН МАБОШЕД

Рухи худ зи андуҳ зарирӣ макун,
Ба дасти зан - андар асирӣ макун.
Ҳар он, к-ӯ асири зани хеш гашт,
Ҳама ҳашмату ҷоҳи худ дарнавашт.
Занон гарчи неканд аз хӯю раг,
Забунгир бошанд монанди саг.
Касе, то набошад асиру ҳақир,
Ба дасти зан-андар набошад асир.

## БАР МАРДУМИ СИФЛА РАНҶ МАБАРЕД

Мабар дил ба ишва ба чуну магар,
Абар мардуми сифла ранҷат мабар,
Ки сифла бувад беҳафозу сафеҳ,
Наёбӣ  хисолею ло ҳусна фиҳ.
Бувад сифла монанди боди дурушт,
Гирифтан нашояд мар ӯро ба мушт.
Чунин гуфт донандаи ҳушёр,
Ки: «Аз сифлагон чашми некӣ мадор».

## РИЗОИ ПАДАРУ МОДАР БИҶӮЕД

Бигардон зи беҳашматӣ рою рӯй,
Ризои падар в-они модар биҷӯй.
Бувад бар ту-бар ҳаққи эшон басе,
Набошад чу эшон туро ҳар касе.
Агарчи Худои ҷаҳон-т офарид,
Туро аз адам дар вуҷуд оварид.
Яке модарат доду фаррух падар,
Ки парвардат андар бару дар ҷигар.

## БА ҶОНИ КАСОН ЗИНҲОР МАХӮРЕД

Махӯр, гар туро ҳаст ҷон ҳушёр,
Ба молу ба ҷони касе зинҳор,
Ки зинҳорхора бувад тирарой,
Накӯҳида наздики халқи Худой.
Ҳар он, к-ӯ ба бад гашт ҳамдостон,
Ба некӣ назад з-ӯ яке достон.
Накӯ гуфт фархунда шоҳи Қубод,
Ки «Ман бад нахоҳам, ба ман бад мабод».

## КАСЕРО ЗАВОЛИ ДАВЛАТ АЗ ОСМОН МАПУРСЕД

Касе, к-аш бувад давлат аз осмон,
Мадор аз дили ӯ ба дил бад гумон,
Ки бо ҳар кӣ давлат бувад созгор,
Зи бадхоҳи ӯ кин кашад рӯзгор.
Мадон беҳтар аз давлату бахт чиз,
Ки ӯ мекунад хору зишту азиз.
Чунин гуфт бо ман яке давлатӣ,
Ки: «Камдавлатӣ беҳ зи бенеъматӣ».

## АЗ ТАБЪИ БАД ПАРҲЕЗ КУНЕД

Аз аввал бидон мардро табъу хӯй,
Пас он гоҳ бо вай баду нек гӯй,
Ки бадтабъ мардум бувад бенамак,
Рутаб гар ниҳӣ пеш, донад хасак.
Қимор ар бибозӣ ту неку зариф,
Аз аввал бидон дасту захми ҳариф,
Ки мӯбад чунин гуфт бо шаҳрёр:
«Шиносад ҳариф, он ки бозад қимор».

## БО ДАБИРОН ЛАҶОҶ МАКУНЕД

Макун бо дабирон лаҷоҷу хилоф,
Ба хоса, ки донанд дурҷ аз давоҷ.
Дабирон, ки донанд расми қалам,
Тавонанд кардан басе бешу кам.
Қалам гарчи тезӣ надонад чу теғ,
Зи нӯки қалам теғ гирад гуреғ.
Қалам кард банди ҷаҳонро калид,
Ҳунарҳо басе дар қалам офарид.

## АЗ ЗАБОНИ ШОИРОН ПАРҲЕЗ КУНЕД

Зи шоир битарс, ар туӣ марди ҳур,
Забоншон бо шамшери силат бибур,
Ки бо шоирон кас наёрад ситез,
Кунад ҳар кас аз табъи эшон гурез.
Суханҳои эшон ба сулҳу ба ҷанг,
Чу нақше бувад канда дар хорасанг.
Шунидам зи донандаи гавҳарӣ,
Ки ҷинсест аз соҳирӣ шоирӣ.

## МЕҲМОНРО АЗИЗ ДОРЕД

Касе гар расад пеши ту меҳмон,
Бубанд аз паи хидмати ӯ миён.
Чунон кун, ки хушнуд бошад зи ту,
Ба ҳар чиз пурсуд бошад зи ту,
Ки меҳмон накӯ доштан дарх(в)ар аст,
Тариқи бузургони номовар аст.
Чунин гуфт донандаи тозиён,
Ки: «Бар дод додан бигардад забон».

## БА ЗИЁРАТИ НЕКОН ШАВЕД

Ба бад, то тавонӣ, тиҷорат макун,
Ба ҷуз назди некон зиёрат макун.
Касе, к-ӯ ба некон занад дасти хеш,
Ҳама некӣ ояд-ш ҳар ҷой пеш.
Зи некон шавад мардро ҳол нек,
Ки некон зананд аз бадон фол нек.
Чунин гуфт он хоҷаи солх(в)ард,
«Ман аз некмардон шудам некмард».

## АЗ ПАСИ МУРДАГОН СУХАНИ БАД МАГӮЕД

Касе, к-аш фариза расад эзадӣ,
Паси марг гуфтан бинатвон бадӣ,
Ки бо мурдагон доварӣ кас накард,
Чӣ суду зиён аз ту бар мурда мард?
Ҳадиси касе чун кунӣ талху шӯр,
Ки аз ту бинолад равонаш ба гӯр.
Худои ҷаҳонат бигирад бад-он,
Намонӣ ту ҳам низ то ҷовидон!

## НАСИҲАТ АЗ КАС БОЗМАГИРЕД

Насиҳат зи кас боз ҳаргиз магир,
На аз марди барно, на за марди пир.
Масал гар бувад душмани бадкуниш,
В-аз ӯ мар туро буда бас сарзаниш,
Насиҳат куну дил зи кин дур кун,
Ки охир шавад огаҳ ӯ з-он сухун.
Чунон кун, ки то зиндагонӣ бувад,
Насиҳат зи ту ройгонӣ бувад.

## БА МОЛИ ҶАҲОН КИБРУ УҶБ МАКУНЕД

Ба моли ҷаҳон чун шавӣ бениёз,
Бипарҳез аз кибру кун эҳтироз,
Ки бар кас намонад на иззу на зилл,
Гаҳе хор пеш оядат, гоҳ гил.
Макун ноз ҳаргиз ба моли ҷаҳон,
Нигаҳ кун ба гарданда ҳоли ҷаҳон.
Накӯ гуфт дастури шоҳи Пашанг:
«Макун карру фар, нестӣ ту паланг».

## ДАР МИЁНИ ЗАНУ ШАВҲАР МИЁНҶӢ МАКУНЕД

Миёни зану шӯй дар ҷангу хашм
Миёнҷӣ макун, гӯй, бикшой чашм,
Ки чун ҷангу шӯр афтад андар миён,
Ту макшой аз баҳри эшон забон,
Ки чун з-оштишон саломат расад,
Туро з-он саломат маломат расад.
Чунин гуфт доно, чу барзад нафас:
«Туро бо зани хеш кор асту бас».

## БО МАРДУМИ БАД МАЁМЕЗЕД

Ба бадмардумон хуш магардон маниш,
Битарс аз бади мардуми бадкуниш,
Ки ҳар, к-ӯ бади халқ ҷӯяд ниҳон,
Аз ӯ эминӣ кас наҷӯяд ба ҷон.
Ҳаросон бувад марди озодмард,
Кас аз бадкуниш ёди некӣ накард.
Накӯ гуфт донандаи офият,
Ки баддин бувад мардуми бадният.

## СУХАНИ БАДУ БЕҲУДА МАГӮЕД

Мадеҳ, чун сухан зишт бошад, ҷавоб,
Ки зиштӣ ба зиштӣ бувад носавоб.
Ту он гӯ, ки аз асли покат сазад,
Ҳамон, к-аз ҷавонмард хокат сазад.
Ба зиште, ки гӯяд туро зиштгӯй,
Чу посух диҳӣ, мешавӣ зиштрӯй.
Чунин хондаам аз кутубогаҳон:
«Хамӯшӣ беҳ аз посухи аблаҳон».

## БЕКОР МАНИШИНЕД

Ҳар он, к-ӯ ба коре барад даст пеш,
Намонад ба бекорӣ аз кори хеш,
Ки бекорӣ андеша бор оварад,
Зи кишти гулат хор бор оварад.
Сипоҳӣ диловар беҳу теғзан,
Раият фурӯтар беҳу камсухан.
Зи кӯҳ ар ба нохун канӣ санги сахт,
Бувад беҳ зи бекорию шӯрбахт.

## АЗ ГУФТАИ ХЕШ БАР МАГАРДЕД

Зи гуфтору кирдори худ бигзарон,
Ки бошад басе айбҳо андар он.
Зи бисёр карда бигӯ андаке,
Ки сад карда гуфта нашояд яке.
Бибояд чашидан басе гарму сард,
Чу хоҳӣ, ки хонандат озодмард.
Накӯ гуфт деҳқони мӯбаднажод,
Ки: «Гуфтори ман пеши кирдор бод».

## ОН ЧИ БА ЗАБОН ДОРЕД, БА ДИЛ-ДАР ҲАМОН ОРЕД

Сухан чун бигӯӣ, магӯ бо забон,
Ба дил-дар ҳамон беҳ, ки дорӣ ниҳон,
Ки гар бо забон рост н-ояд дилат,
Пушаймонӣ орад аз ӯ ҳосилат.
Забону дилат рост бояд ба ҳам,
Миёни ду довар макун бешу кам.
Касеро, ки дил бо забон гашт рост,
Раво нест бар вай фузунию кост.

## БА ГУФТОРИ ҲАР КАС ЭМИН МАБОШЕД

Агар ҳаст дар дил туро равшанӣ,
Ба гуфтори ҳар кас мадор эманӣ.
Агарчанд бошад зи пайванди ту,
Масал, гар зани тусту фарзанди ту.
Суханҳои мо гарчи неку бад аст,
Ба гуфтори пайғамбари Эзад аст.
Накӯ гуфт он марди покизадин:
«Ту аз бад нигаҳ дор худро яқин».

## ДОНИШ ОМӮЗЕД

Биёмӯз дониш, к-аз омӯхтан
Раҳонӣ тани хеш аз сӯхтан.
Аз омӯхтан нанг ҳаргиз мадор,
Чӣ омӯхтан фахр бошад, на ор,
Нигаҳ кун, ки дар «Номаи офарин»
Чи гӯяд сарояндаи покдин:
«Биёмӯз, ҳарчанд битвониё,
Магар хештан шод гардониё».

## ПЕШИ АДИБОН СУХАН БА АДАБ ГӮЕД

Касе, к-ӯ зи тан беш донад адаб,
Кушода макун пеши ӯ баста лаб.
Ҳар он кас, ки тадбир н-орад ба кор,
Ба кор- андарун кори ӯ ҳаст зор.
Ҳушу рою тадбир бояд нахуст,
Чу хоҳӣ, ки кори ту ояд дуруст.
Ба Ҳиндустон гуфт мӯбад ба Рой,
Ки: «Коре макун ҷуз ба тадбиру рой».

## АЗ БАХИЛОН ДУР БОШЕД

Карона кун аз марди дуну бахил,
Чу хоҳӣ, ки набвад туро қолу қил.
Касеро, ки дил бар бахил аст фом,
Наёбӣ аз ӯ табъи некӯю ном.
Бахилон дахилони олам буванд,
Зи ҳар кас ба ҳар ду ҷаҳон кам буванд.
Накӯ гуфт он хоҷаи камсухун,
Ки ҷонро бибахшу бахилӣ макун.

## ҶАВОНМАРДӢ ПЕША ГИРЕД

Ҳамеша ҷавону ҷавонмард бош,
Зи дунию беҳосилӣ фард бош,
Ки номи ҷавонмард андар ҷаҳон
Бувад зинда пеши кеҳону меҳон.
Нигаҳ кун, ки шоир чӣ гӯяд ҳаме,
В-аз ин хуб гуфтан чӣ ҷӯяд ҳаме:
«Ҷавонмардӣ аз корҳо беҳтар аст,
Ҷавонмардӣ аз хӯи пайғамбар аст».

## СӮҲБАТ БО МЕҲТАРОН КУНЕД

Суханҳои некӯ шунидан равост,
Чи некӯ сухан дарди дилро давост.
Накӯгӯй мардум чу биштофанд,
Зи некӯ сухан мардумӣ ёфтанд.
Сухан чун накӯ бошаду аслдор,
Бувад беҳ зи сад гавҳари шоҳвор.
Рухи зишт агарчи пуроҳу бувад,
Ба некӯ сухан зишт некӯ бувад.

## БА САВГАНД ХӮРДАН ДАЛЕРӢ МАКУНЕД

Касеро, ки дар дил сухан ҳаст хир,
Ба савганд хӯрдан набошад далер,
Ки савганд хӯрдан хатое бад аст,
На фармони пайғамбари Эзад аст.
Дил он, к-ӯ ба савганд хӯрдан ниҳод,
Набошад варо баҳра аз дину дод.
Накӯ гуфт он хусрави доддеҳ,
Ки савганд хӯрдан зи алмос беҳ.

## БА МОЛИ ЯТИМОН ТАМАЪ МАКУНЕД

Макун тамъ ҳаргиз ба моли ятим,
В-агар ҳаст худ ҷумла дурри ятим.
Зи суди ятимат бувад пур зиён,
Чу ӯ нолад андар Худои ҷаҳон,
Ки моли ятимон вуболи ту аст,
Заволи туву ҷону моли ту аст.
Ятим арчи дорад басе зарру сим,
Мар ӯро ҳамон беҳ, ки бошад ятим.

## САРОИ ФАНОРО БА САРОИ БАҚО АРЗ МАКУНЕД

Макун арза, ҳарчанд бошад ғано,
Сарои бақо бо сарои фано.
Шавӣ з-ин ҷаҳони ҷаҳанда ҷаҳон,
Туро он ҷаҳон беҳ бувад з-ин ҷаҳон.
Агарчи дил аз накд шодон бувад,
Беҳ аз накд нася фаровон бувад.
Накӯ гуфт он Хусрави бодахор,
Ки «Хушшии бода наярзад хумор».

## ДИЛРО БА ОЗ МАДИҲЕД

Чу хоҳӣ, ки навбад туро дил ба ноз,
Макун баста дилро ба ҳирсу ба оз,
Ки оз аст ҷони туро банди сахт,
Бувад мардум аз озҳо кӯрбахт.
Ба хурсандӣ аз оз дилро бишӯй,
Сухан, к-озро ҳаст, ҳаргиз магӯй,
Ки б-одам чунин гуфт хоку замӣ,
Ки аз озҳо шуд ба ноз одамӣ.

## БО МАРДУМОН БАД МАХОҲЕД

Чу хоҳӣ набошад туро кор бад,
Ба мардум ҳамон хуҳ, ки хоҳӣ ба х(в)ад.
Ҳар он, к-ӯ ба мардум бадӣ хоҳадо,
Тани ӯ ба бад-дар басе коҳадо.
«Бадандеш мардум бувад баднажод»-
Чунин ёд дорам ман аз марди род.
Писарро накӯ гуфт шоҳи Яман:
«Макун бад, ки бад бозгардад ба ман».

## ТӮШАИ ОН ҶАҲОНРО БА ДАСТИ ХУД КУНЕД

Бидеҳ тӯшаи онҷаҳонӣ ба даст,
Ки кас дар ҷаҳони ҷаҳон дил набаст.
Чу сад сол гардад ҷаҳон роми ту,
Ҳам охир барояд саранҷоми ту.
В-агар чархи гардон кашад зини ту,
Саранҷом хишт аст болини ту.
Ҷаҳон чун арӯсест пуррангу бӯй,
Дареғо, ки домодхор аст ӯй.

## КОРИ ПИРӢ БА ҶАВОНӢ БИСОЗЕД

Чу бошӣ ҷавон, кори пирӣ бисоз,
Ки андар ҷавонӣ намонӣ дароз.
Расан  гарчи бошад дароз, эй писар,
Ҳам охир ба чанбар дароял-ш сар.
Ба сармову гармо туро ёд бод,
Ки сармо диҳад, он ки гармо-т дод.
Шунидам ҷавобе зи доно, пазир:
«Ҷавонам, валекин ба андеша пир».

## ЗАН БА ГОҲИ ҶАВОНӢ ХОҲЕД

Ба гоҳи ҷавонӣ кун, ар зан кунӣ,
Ки гар зан кунӣ, ҷуфти барзан кунӣ.
Ба дил орзухоҳро дил бубин,
Пас он гоҳ мезан ба маҳраш нигин.
Бидон неку бад ошкору ниҳон,
Ки то зан  ба ту ҳаст ҳамдостон.
Нигаҳ кун, ки бо шоҳ мӯбад чӣ гуфт:
«Сазовори худ ҷӯй покиза ҷуфт».

## ДОРУЕ БА ТАНДУРУСТӢ ХӮРЕД

Чу дору тан аз дард хоҳад-т шуст,
Махӯр ҷуз бад-он гаҳ ки бошӣ дуруст.
Ба бевақт хун кам кун аз тан бурун,
Бар он ода, к-ат ҳаст бекор хун.
Дили ту ба ҳар кор ҳушёр бод,
Ки чунон шунидам ман аз устод,
Ки позаҳр заҳр аст, к-афзун шавад,
Чу з-андозаи хеш берун шавад.

## БА ПИРӢ АЗ ЗАНИ ҶАВОН ТАМАИ НЕКӢ МАДОРЕД

Зи панҷоҳ чун мӯи ту шуд сапед,
Мадор аз ҷавонзан ба некӣ умед,
Ки бо пир ҳаргиз насозад ҷавон,
Чу созанд, хезад бало дар миён.
Ҷавонзан чу бинад ҷавони ҳажир,
Ба некӣ наяндешад аз шӯи пир.
Арӯсе ҷавон гуфт бо пир шоҳ,
Ки мӯи сапед аст мори сиёҳ.

## КОРҲО БА ТАДБИР КУНЕД

Чу хоҳӣ, ки бошад дилат бетааб,
Ба тадбиру ҳуш кори худ кун талаб,
Ки чун ту сухан гӯӣ аз пеши ӯй,
На дар бори ӯ оварад обрӯй.
Ба ҳам зӯру ҳам пур бувад моғу роғ,
Нашояд ба хуршед бурдан чароғ.
Чунин гуфт Симурғ, чун ин шунид,
Ки натвон фузун аз пари худ парид.

## АЗ ИЛМ БАҲРА ГИРЕД

Кунад илм кори ту ороста,
Беҳ аз илм набвад туро хоста.
Бияндӯз илму маяндӯз мол,
Ки молат ҳаром асту илмат ҳалол.
Ба олам наёбӣ беҳ аз илм ганҷ,
Бипарҳез, гар ганҷ хоҳӣ зи ранҷ.
Накӯ достон зад ҳакими Аҷам,
Ки  аз илм гаштам ба олам алам.

## СУХАН ПУХТА ВА БА АНДЕША ГӮЕД

Чу лаб баркушоӣ, сухан пухта гӯй,
Чу нопухта гӯӣ, шавад обрӯй.
Суханро бипарвар ба дил-дар нахуст,
Ба мизони хуш-бар ба дил кун дуруст.
Пас он гаҳ бигӯ, он чи бошад савоб,
Чунон чун тавонӣ шунидан ҷавоб.
Шунидам зи доно, ки: Ҷон аз забон
Ба рӯзе дусад бор хоҳад амон.

## СУХАНҲОИ НЕКӮ БИШНАВЕД

Чу хоҳӣ, ки бошад туро ному хон,
Макун дурӣ аз сӯҳбати меҳтарон.
Ҳамеша бари меҳтарон ҷой ҷӯй,
К-аз эшон физояд туро обрӯй.
Зи доми фурӯмоягон бозгард,
Чӣ хезад зи гунҷишк, рав, боз гард.
Яке достон зад бар ин марди санг,
Ки: Ангур гирад зи ангур ранг.

## ҲОҶАТ АЗ ХЕШОН ХОҲЕД

Чу хоҳӣ ту ҳоҷат зи хешони хеш,
Бибозанд ҷону равонро зи пеш.
Бувад ҷон дар андешае костан,
Зи бегонагон ҳоҷате хостан.
Надонанд қадри ту бегонагон,
Шуморандат аз хайли девонагон.
Чунин гуфт доно, ки : Доно манам,
Ки ман даст дар тубраи худ кунам.

## ҚАДАМ АЗ ДӮСТОН МАБУРЕД

Чунонки дили пок шуд дӯсти ту
Сазовортар чун тану пӯсти ту.
Мабур зуд, дар дӯстӣ кун фузун,
Ҳам аз баҳри вай даст дарзан ба хун.
Ҳар он, к-ӯ зи дил дӯстдори ту шуд,
Чунон дон, ки аслу тabори ту шуд.
Накӯ гуфт донандаи несту ҳаст:
«Маро дӯсти нек аз бародар беҳ аст».

## ДӮСТОНИ КУҲАНРО ФАРОМӮШ МАКУНЕД

Зи бахт ар кунад давлатат бахтёр,
Ниҳода дил аз дӯстон бармадор.
Сипоси ҷаҳонофарин пеша кун,
Мабур ҳиммат аз дӯстони куҳун,
Ки чунон шунидам ман аз дӯстон,
Зи ҳамшаклу ҳамгӯшту ҳампӯстон,
Ки ҳар к-ӯ кунад дӯстиро ният,
Ба андӯҳу шодӣ кунад таҷрибат.
Яке достон зад баландахтаре,
Ки мастур кам дидаам духтаре.
Ба чизе, ки набвад туро хайру шар,
Мабош аз Худованд дилсӯзтар.
Якеро ҳаме сӯхт доман ба дашт,
Яке сӯхтадил бар ӯ баргузашт,
Варо гуфт дилсӯхта: Бад ба ман,
Ки дил сӯхт моро, туро пираҳан.
Ба нармода наспурд ҳаргиз касе,
Шунидам зи донои пешин басе.
Чӣ гуна ҷаҳад хира бо бод гард,
Касе пунба аз ҷуфти оташ накард.
Ба олам ки ҷӯяд зи хурду бузург,
Қасобӣ зи гурба, шубонӣ зи гург?!
Бувад марди густох бе қадру ҷоҳ,
Набошад бари кас варо ҷойгоҳ.
Ҳар он кас, ки бошад ба дил ҳушёр,
Надорад ба бад душмани хеш хор,
Ки душман бувад баччаи пиргург,
На то дер бинӣ, ки гардад бузург.
Сиришт аст мар гургро риманӣ,
Нашояд бар ӯ доштан эманӣ.
Чунин гуфт бо Баҳман Исфандёр:
«Зи душман макун дӯстӣ хостор».
Агар донишу дин туро ҳасту кеш,
Магӯ, то тавонӣ, ба кас рози хеш,
Ки ҳарчанд кӯшӣ дар ин рӯзгор,
Наёбӣ касе ростгӯ, роздор.
Чунин гуфт доно, ки: Роз аст ганҷ,
Ниҳон беҳ бувад ганҷ, мафзой ранҷ.
Накӯ гуфт донандаи бостон,
Зи беномунангон мазан достон.

Бихӯр заҳр дар хонаву шав бадар,
Чунин гӯ, ки акнун бихӯрдам шакар.
Басе гуфтан, эй дӯст, одат макун,
Ки некӯ бувад мардуми камсухун.
Накӯ гуфт шоҳи араб дар Араб,
Ки бикшода беҳ дидаву баста лаб.
Агар марди донандаи боҳушӣ,
Мар он беҳтар аз зиндагонӣ хушӣ.
Накӯ гӯяд он пири дидаҷаҳон,
Ки чизе беҳ аз зиндагонӣ мадон.

## АБЁТ ВА ПОРАҲОИ АЛОҲИДАИ АШЪОР

Ҳаво рӯи заминро шуд мутарриз,
Ба софӣ оби дарёӣ ба қирмиз
Нафири абри фарвардин баромад,
Фитод андар сипоҳи гул ҳазоҳиз.
Зи ранги роғ ранги ҳулла ҳайрон,
Зи бонги мурғ бонги рӯд оҷиз.
Бад-он мангар, ки май манъ аст, май хӯр,
Ливақтил варди шурбил хамри ҷоиз.
Нигоре бояд акнун халлухизод,
Ба рухсора бути Чинро муҷоҳиз.
Ба майдони нишот-андар хиромад,
Набишта бар қадаҳ «Ҳал ман мубориз?»
Ба ёди саййиди ҳуррони олам,
Абӯяҳяллазӣ яҳя биҳил ъизз.
Ба бустони фазоилҳо муҳанно,
Ба мизони бадеҳистон мумаййиз.
Ҳамеша номи ӯро офарин ҷуфт,
Ҳамеша арзи ӯро мол муҳриз.
Магард, эй чархи гардон, ҷуз ба некӣ,
Бар ин рустамдили ҳотамҷавоиз.
Ҳама умраш ба коми дил равон бод,
Ҳама оҳанги ӯро даҳр мӯҷиз.
Бақои ӯ ба маънӣ қавли борӣ,
Бақои душманон чун байти роҷиз.

❂ ❂ ❂

Байғона занӣ, ки бад чаро кардӣ,
Гар бад кардам, ба хештан кардам.

❂ ❂ ❂

Чӣ пӯшӣ ҷавшани ғафлат, ки рӯзе
Ту бошӣ тири меҳнатро нишона.
Амал бо умрат андарнеҳ ба меъёр,
Нигаҳ кун, то куҷо гардад замона.

❂ ❂ ❂

Бифиребад дилат ба ҳар сухане,
Рустоию ғарчаи риманӣ.

# УМАРИ ХАЙЁМ

Ҳуҷҷатулҳақ Ҳаким Абулфатҳ Умар ибни Иброҳим ал-Хайёмии (Хайёми) Нишопурӣ мунаҷҷиму риёзидон ва ҳакими бузурги охири асри XI ва аввали асри XII форсу тоҷик буда, дар шаҳри Нишопур ба дунё омадааст. Ӯ шахси ниҳоят закӣ ва донишманд будааст. Мегӯянд, ки дар Исфаҳон ҳафт бор китоберо хонд, ҳифз кард ва дар Нишопур онро навишт. Вақте ки навиштаи ӯро бо нусхаи асл муқоиса карданд, байни онҳо тафовут зиёд набуд.

Султон Маликшоҳи Салҷуқӣ (1053-1092) Хайёмро надиму ҳамсӯҳбати худ карда буд ва дар дарбори ӯ Хайём ба вазифаи мунаҷҷим ҳам хидмат мекард. Хайём расадхонае бино карда, тақвими бисёр саҳеҳро ба вуҷуд овардааст, ки ҳанӯз ҳам аҳамияти илмии худро аз даст надодааст.

Умари Хайём бо китобу рисолаҳои худ аз қабили «Рисолату-л-ҷабр ва –л- муқобала», «Рисола фи-л-вуҷуд», рисолаи форсии «Равзату-л-қулуб» дар таърихи улуми ақлӣ саҳми сазоворе гузоштааст. Соли вафоти Хайём сареҳан маълум нест. Аҳли таҳқиқ солҳои 1115-1116 вафот ёфтани ӯро ба ҳақиқат наздик медонанд.

Умари Хайём дар наср китоби «Наврӯзнома»-ро таълиф кардааст. Ин китоби нафис дар мавзӯи пайдоиши ҷашни Наврӯз, расму оини баргузории ин ҷашн ва одоби подшоҳон навишта шуда, ахбору ҳикоёти латиферо ҳам дар бар гирифтааст.

Умари Хайём бештар бо рубоиҳои зебои ҳакимонааш дар адабиёти форсӣ-тоҷикӣ шӯҳрат ёфтааст. Дар раванди инкишофи назарҳои илмӣ ва ирфонӣ рубоиҳои асили Хайём сайри фарҳангиеро аз сар гузаронида, рубоиҳои дигар шоирон бо онҳо пайваста ва ба номи вай интишор ёфтаанд. Дар натиҷа кор ба ҷое расида, ки рубоиҳои асил ва илҳоқиро аз ҳам ҷудо кардан мушкил гардида, донишмандон дар атрофи онҳо баҳсу мунозираҳои зиёдеро ба вуҷуд овардаанд.

Дар китоби ҳозир асосан рубоиҳое интихоб шудаанд, ки мансубияти онҳо ба Умари Хайём аз лиҳози қидмати замони таълиф, сабки сухан ва назари донишмандон камтар мавриди шубҳа қарор ёфтаанд.

Бархез, буто, биёр баҳри дили мо,
Ҳал кун ба ҷамоли хештан мушкили мо.
Як кӯза шароб, то ба ҳам нӯш кунем,
З-он пеш, ки кӯзаҳо кунанд аз гили мо.

З-ин даҳр, ки буд муддате манзили мо,
Н-омад ба ҷуз аз балову ғам ҳосили мо.
Афсӯс, ки ҳал нагашт як мушкили мо,
Рафтему ҳазор ҳасрат андар дили мо.

Чун ӯҳда намешавад касе фардоро,
Ҳолӣ хуш кун ту ин дили  шайдоро.
Май нӯш ба моҳтоб, эй моҳ, ки моҳ
Бисёр битобаду наёбад моро.

Он қаср, ки Ҷамшед дар ӯ ҷом гирифт,
Оҳу бача карду рӯбаҳ ором гирифт.
Баҳром, ки гӯр мегирифтӣ ҳама умр,
Дидӣ, ки чӣ гуна гӯр Баҳром гирифт.

Абр омаду боз бар сари сабза гирист,
Бе бодаи арғувон  намебояд зист.
Ин сабза, ки имрӯз тамошогаҳи мост,
То сабзаи хоки мо тамошогаҳи кист?

Имрӯз туро дастраси фардо нест,
В-андешаи фардот ба ҷуз савдо нест.
Зоеъ макун ин дам, ар дилат шайдо нест,
К-ин бақии умрро бақо пайдо нест.

Эй омада аз олами рӯҳонӣ тафт,
Ҳайрон шуда дар панҷу чаҳору шашу ҳафт,
Май хӯр, чу надонӣ зи куҷо омадаӣ,
Хуш бош, надонӣ, ба куҷо хоҳӣ рафт.

Эй чархи фалак, харобӣ аз кинаи туст,
Бедодгарӣ шеваи деринаи туст,
Эй хок, агар синаи ту бишкофанд,
Бас гавҳари қиматӣ, ки дар синаи туст.

Эй дил, чу замона мекунад ғамнокат,
Ногаҳ биравад зи тан равони покат.
Бар сабза нишину хуш бизӣ рӯзе чанд,
З-он пеш, ки сабза бардамад аз хокат.

Ин баҳри вуҷуд омада берун зи ниҳуфт,
Кас нест, ки ин гавҳари таҳқиқ бисуфт.
Ҳар кас сухане аз сари савдо гуфтанд,
З-он рӯй, ки ҳаст, кас намедонад гуфт.

Ин кӯза чу ман ошиқи зоре будаст,
Дар банди сари зулфи нигоре будаст.
Ин даста, ки бар гардани ӯ мебинӣ,
Дастест, ки бар гардани ёре будаст.

Ин кӯза, ки обхораи муздурест,
Аз дидаи шоҳею дили дастурест.
Ҳар косаи май, ки бар кафи махмурест,
Аз орази мастею лаби мастурест.

Ин кӯҳна работро, ки олам ном аст
В-оромгаҳи аблақи субҳу шом аст,
Базмест, ки вомандаи сад Ҷамшед аст,
Қасрест, ки такягоҳи сад Баҳром аст.

Ин як- ду- серӯза навбати умр гузашт
Чун об ба ҷӯйбору чун бод ба дашт.
Ҳаргиз ғами ду рӯз маро ёд нагашт:
Рӯзе, ки наёмадасту рӯзе, ки гузашт.

Бар чеҳраи гул насими Наврӯз хуш аст,
Дар саҳни чаман рӯи дилафрӯз хуш аст.
Аз дай, ки гузашт, ҳар чӣ гӯӣ, хуш нест,
Хуш бошу зи дӣ магӯ, ки имрӯз хуш аст.

Пеш аз ману ту лайлу наҳоре будаст,
Гарданда фалак низ ба коре будаст.
Ҳар ҷо, ки қадам ниҳӣ ту бар рӯи замин,
Он мардумаки чашми нигоре будаст.

То чанд занам ба рӯи дарёҳо хишт,
Безор шудам зи бутпарастони куништ.
Хайём кӣ гуфт, дӯзахӣ хоҳад буд,
Кӣ рафт ба дӯзаху кӣ омад зи биҳишт?

Таркиби пиёлае, ки дар ҳам пайваст,
Бишкастани он раво намедорад маст.
Чандин сару пои нозанин бар сари даст
Бар меҳри кӣ пайвасту ба кини кӣ шикаст?

Таркиби табоеъ чу ба коми ту дамест,
Рав, шод бизӣ, агарчи бар ту ситамест.
Бо аҳли хирад бош, ки асли тани ту
Гардею  насимею ғуборею дамест.

Чун абр ба Наврӯз рухи лола бишуст,
Бархезу ба ҷоми бода кун азм дуруст.
К-ин сабза, ки имрӯз тамошогаҳи туст,
Фардо ҳама аз хоки ту бархоҳад руст.

Чун булбули маст роҳ дар бустон ёфт,
Рӯи гулу ҷоми бодаро хандон ёфт.
Омад ба забони ҳолу дар гӯшам гуфт:
Дарёб, ки умри рафтаро натвон ёфт.

Чун чарх ба коми як хирадманд нагашт,
Ту хоҳ фалак ҳафт шумар, хоҳӣ ҳашт.
Чун бояд мурду орзуҳо ҳама ҳишт,
Чи мӯр хурад ба гӯру чи гург ба дашт.

Чун лола ба Наврӯз қадаҳ гир ба даст,
Бо лоларухе агар туро фурсат ҳаст.
Май нӯш ба хуррамӣ, ки ин чархи куҳан
Ногоҳ туро чу хок гардонад паст.

Чун нест ҳақиқату яқин андар даст,
Натвон ба умеди шак ҳама умр нишаст.
Ҳон, то ниниҳем ҷоми май аз кафи даст,
Дар бехабарӣ мард чи ҳушёру чи маст.

Чун нест зи ҳар чӣ ҳаст, ҷуз бод ба даст,
Чун ҳаст бзи ҳар чӣ ҳаст, нуқсону шикаст,
Ангор, ки ҳар чӣ ҳаст дар олам, нест,
Пиндор, ки ҳар чӣ нест дар олам, ҳаст.

Хоке, ки ба зери пои ҳар нодонест,
Каффи санамею чеҳраи ҷононест.
Ҳар хишт, ки бар кунгураи айвонест,
Ангушти вазир ё сари султонест.

Доранда чу таркиби табоеъ орост,
Аз баҳри чӣ афкандаш андар каму кост?
Гар нек омад, шикастан аз баҳри чӣ буд
В-ар нек наёмад ин сувар, айб кирост?

Дар пардаи асрор касеро раҳ нест,
З-ин таъбия ҷони ҳеч кас огаҳ нест.
Ҷуз дар дили хок ҳеч манзилгаҳ нест,
Май хӯр, ки чунин фасонаҳо кӯтаҳ нест.

Дар доирае, ки омаду рафтани мост,
Онро на бидоят, на ниҳоят пайдост.
Кас меназанд даме дар ин маънӣ рост,
К-ин омадан аз куҷову рафтан ба куҷост?

Дарёб, ки аз рӯҳ ҷудо хоҳӣ рафт,
Дар пардаи асрори фано хоҳӣ рафт.
Май нӯш, надонӣ зи куҷо омадаӣ,
Хуш бош, надонӣ ба куҷо хоҳӣ рафт.

Соқӣ, гулу сабза бас тарабнок шудаст,
Дарёб, ки ҳафтаи дигар хок шудаст.
Май нӯшу гуле бичин, ки то дарнигарӣ,
Гул хок шудасту сабза хошок шудаст.

Умрест маро тираву корест на рост,
Меҳнат ҳама афзудаву роҳат каму кост.
Шукр Эзадро, ки он чи асбоби балост,
Моро зи каси дигар намебояд хост.

Гар шохи бақо зи бехи бахтат рустаст,
В-ар бар тани ту умр либосе чуст аст.
Дар хаймаи тан, ки соябонест туро,
Ҳон, такя макун, ки чормехаш суст аст.

Маҳтоб ба нур домани шаб бишкофт,
Май нӯш, даме беҳтар аз ин натвон ёфт.
Хуш бошу маяндеш, ки маҳтоб басе
Андар дар сари хоки як ба як хоҳад тофт.

Некию бадӣ, ки дар ниҳоди башар аст,
Шодию ғаме, ки дар қазову қадар аст,
Бо чарх макун ҳавола, к-андар раҳи ақл
Чарх аз ту ҳазор бор бечоратар аст.

Дар ҳар даште, ки лолазоре будаст,
Аз сурхии хуни шаҳрёре будаст.
Ҳар шохи бунафша, к-аз замин мерӯяд,
Холест, ки бар рухи нигоре будаст.

Ҳар зарра, ки дар хоки замине будаст,
Пеш аз ману ту тоҷу нигине будаст.
Гард аз рухи нозанин ба озарм фишон,
К-он ҳам рухи хуби нозанине будаст.

Ҳар сабза, ки бар канори ҷӯе рустаст,
Гӯӣ зи лаби фариштахӯе рустаст.
По бар сари сабза то ба хорӣ нанихӣ,
К-он сабза зи хоки лоларӯе рустаст.

Як ҷуръаи май зи мулки Ковус беҳ аст,
Аз тахти Қубоду мулкати Тӯс беҳаст.
Ҳар нола, ки ранде ба саҳаргоҳ занад,
Аз тоати зоҳидони солус беҳ аст.

Гар лавҳ нишони буданиҳо будаст,
Пайваста қалам зи неку бад фарсудаст.
Дар рӯзи азал ҳар он чи боист, бидод,
Ғам хӯрдану кӯшидани мо беҳуда-ст.

Дунё дидию ҳар чӣ дидӣ, ҳеч аст,
В-он низ, ки гуфтию шунидӣ, ҳеч аст.
Сар то сари офоқ давидӣ, ҳеч аст,
В-он низ, ки дар хона хазидӣ, ҳеч аст.

Аз манзили куфр то ба дин як нафас аст,
В-аз олами шак то ба яқин як нафас аст.
Ин як нафаси азизро хуш медор,
К-аз ҳосили умри мо ҳамин як нафас аст.

Май дар кафи ман неҳ, ки дилам бетоб аст,
В-ин умри гурезпой чун симоб аст.
Дарёб, ки оташи ҷавонӣ об аст,
Ҳуш дор, ки бедории давлат хоб аст.

Он кас, ки ба хубон лаби хандон додаст,
Хуни ҷигаре ба дардмандон додаст.
Гар қисмати мо надод шодӣ, ғам нест,
Шодем, ки ғам ҳазорчандон додаст.

Он беҳ, ки дар ин замона кам гирӣ дӯст,
Бо аҳли замона сӯҳбат аз дур накӯст.
Он кас, ки ба зиндагӣ туро такя бар ӯст,
Чун чашми хирад боз кунӣ, душманат ӯст.

Гар дар бари ман дилбари ёқутлаб аст,
В-ар оби Хизир ба ҷои оби инаб аст,
Гар Зӯҳра бувад мутрибу ҳамдам Исо,
Чун дил набувад шод, чӣ ҷои тараб аст?

Сад хона зи хуноби дилам вайрон аст,
В-аз гиряи зор бим саргардон аст.
Аз ҳар мижа новадони хун аст равон,
Гар ман мижаро ба ҳам занам, тӯфон аст.

Бисёр бигаштем ба гирди куҳу дашт,
Аз гаштани ман кори ҷаҳон нек нагашт.
Хурсандам аз он ки умри ман бо ҳама ранҷ
Гар хуш нагузашт, боз хуш-хуш бигузашт.

Он к-ӯ сатре зи ақл дар дил бинигошт,
Як лаҳза зи умри хеш зоеъ нагузошт.
Ё дар талаби ризои Эзид кӯшид,
Ё роҳати худ гузиду соғар бардошт.

Май лаъли музоб асту сурохӣ кон аст,
Ҷисм аст пиёлаву шаробаш ҷон аст.
Он ҷоми булӯрин, ки зи май хандон аст,
Ашкест, ки хуни раз дар ӯ пинҳон аст.

Хуш он, ки дар ин замона озода бизист,
Хурсанд ба ҳар чиаш Худо дода, бизист.
В-ин як дами умрро ғанимат бишумурд,
Озодаву бо содаву бо бода бизист.

З-он бода, ки умрро ҳаёти дигар аст,
Пур кун қадаҳе, гарчи туро дарди сар аст.
Барнеҳ ба кафам, ки кори олам самар аст,
Биштоб, ки умр ҳар даме даргузар аст.

Бар худ ситаму ранҷ ниҳодан беҷост,
Аз саҳми худ фузун намебояд хост.
Онч-аз азалат  ба ном бинвишта шудаст,
Он аст туро баҳра бидуни каму кост.

То кай зи чароғи масҷиду дуди куништ,
То чанд зиёни дӯзаху суди биҳишт?
Бар лавҳи қазо нигар, ки аз аври азал
Устод ҳар он чи буданӣ буд, навишт.

Роз аз ҳама мардумон ниҳон бояд дошт,
В- асрор ниҳон зи нокасон бояд дошт.
Бингар, ки чӣ мекунӣ ту бо халқи Худой,
Чашм аз ҳама мардумон ҳамон бояд дошт.

Ҳар дил, ки асири меҳнати ӯст, хуш аст,
Ҳар сар, ки ғубори сари он кӯст, хуш аст.
Аз дӯст ба новаки ғам озурда машав,
Хуш бош, ки ҳар чӣ ояд аз дӯст, хуш аст.

Хайём, барои гунаҳ ин мотам чист?
В-аз ғам хӯрдан фоида бешу кам чист?
Гар ҳеч гунаҳ набошадӣ, ғуфрон чист?
Ғуфрон зи барои гунаҳ омад, ғам чист?

Чандин ғами молу ҳасрати дунё чист?
Ҳаргиз дидӣ касе, ки ҷовид бизист?
Ин чанд нафас дар тани ту ориятист,
Бо ориятӣ ориятӣ бояд зист.

Асрори ҷаҳон чунон ки дар дафтари мост,
Гуфтан натавон, ки он вуболи сари мост.
Чун нест дар ин мардуми доно аҳлӣ,
Натвон гуфтан, ҳар он чи дар хотири мост.

Соқӣ, дили ман зи мурда фарсудатар аст,
К-ӯ зери замин басе дилосудатар аст.
Ҳарчанд ба хуни дида доман шӯям,
Домони тарам зи дида олудатар аст.

Дар хоб будам, маро хирадманде гуфт,
К-аз хоб касеро гули шодӣ нашукуфт.
Коре чӣ кунӣ, ки бо аҷал бошад ҷуфт,
Май нӯш, ки умрҳот мебояд хуфт.

Ҳуш дор, ки рӯзгор шӯрангез аст,
Эмин манишин, ки теғи даврон тез аст.
Дар коми ту гар замона лавзина ниҳад,
Зинҳор фурӯ мабар, ки заҳромез аст.

Он кас, ки зи ҷому бода бархурдор аст,
Пайваста хӯрад, валек ӯ ҳушёр аст.
Дар бисёраш мазаррати андак нест,
Дар андаки ӯ манфиати бисёр аст.

Он кист, ки дил ниҳоду фориғ биншаст?
Пиндошт, ки мӯҳлатею таъхире ҳаст.
Гӯ, хайма мазан, ки мех мебояд канд,
Гӯ, рахт манеҳ, ки бор мебояд баст.

Эй бехабар, ин шакли муҷассам ҳеч аст,
В-ин торами нӯҳ сипеҳри арқам ҳеч аст.
Хуш бош, к-аз ин нишемани кавну фасод
Вобастаи  як дамем, он ҳам ҳеч аст.

Бо бода нишин, ки мулки Маҳмуд ин аст,
В-аз чанг шунав, ки лаҳни Довуд ин аст.
Аз мондаву аз рафта дигар ёд макун,
Хуш бош, ки аз вуҷуд мақсуд аст.

Дил сирри ҳаётро камоҳӣ донист,
Дар марг ҳам асрори илоҳӣ донист.
Имрӯз, ки бо худӣ, надонистӣ ҳеч,
Фардо, ки зи худ равӣ, чӣ хоҳӣ донист?

Соқӣ, қадаҳе, ки кори олам нафасест,
Гар шодӣ аз ӯ як нафас, он низ басест.
Хуш бош ба ҳар чӣ пешат ояд, ки ҷаҳон
Ҳаргиз нашавад, чунонки дилхоҳи касест.

Олам ҳама меҳнат асту айём ғам аст,
Гардун ҳама офат асту гетӣ ситам аст.
Филҷумла чу дар кори ҷаҳон менигарам,
Осуда касе нест в-агар ҳаст, кам аст.

Гар аз паи шаҳвату ҳаво хоҳӣ рафт,
Аз ман хабарат, ки бенаво хоҳӣ рафт.
Бингар, чӣ касию аз куҷо омадаӣ?
Медон, ки чӣ мекунӣ, куҷо хоҳӣ рафт.

Онон, ки муҳити фазлу одоб шуданд,
Дар ҷамъи камол шамъи асҳоб шуданд.
Раҳ з-ин шаби торик набурданд бурун,
Гуфтанд фасонаею дар хоб шуданд.

Онро, ки ба саҳрои илал тохтаанд,
Бе ӯ ҳама корҳо бипардохтаанд.
Имрӯз баҳонае дарандохтаанд,
Фардо ҳама он бувад, ки дарсохтаанд.

Онҳо, ки куҳан шуданду инҳо, ки наванд,
Ҳар кас ба муроди хеш як-як бидаванд.
Ин кӯҳна ҷаҳон ба кас намонад боқӣ,
Рафтанду равему боз оянду раванд.

Он кас, ки замину чарху афлок ниҳод,
Бас доғ, ки ӯ бар дили ғамнок ниҳод.
Бисёр лаби чу лаълу зулфайни чу мушк
Дар табли замину ҳуққаи хок ниҳод.

Оранд якею дигаре бирбоянд,
Бар  ҳеч касе роз ҳаме накшоянд.
Моро зи қазо ҷуз ин қадар нанмоянд,
Паймонаи умри мост, мепаймоянд.

Аҷром, ки сокинони ин айвонанд,
Асбоби тараддуди хирадмандонанд.
Ҳон, то сари риштаи хирад гум накунӣ,
К-онон, ки мудаббиранд, саргардонанд.

Аз омаданам набуд гардунро суд,
В-аз рафтани ман ҷалолу ҷоҳаш нафузуд.
В-аз ҳеч касе низ ду гӯшам нашунуд,
К-ин омаданду рафтанам аз баҳри чӣ буд.

Аз ранҷ кашидан одамӣ ҳур гардад,
Қатра чу кашад ҳабси садаф, дур гардад.
Гар мол намонд, сар бимонод ба ҷой,
Паймона чу шуд тиҳӣ, дигар пур гардад.

Афсӯс, ки сармоя зи каф берун шуд,
В-аз дасти аҷал басе ҷигарҳо хун шуд.
Кас н-омад аз он ҷаҳон, ки пурсем аз ӯй,
К-аҳволи мусофирони дунё чун шуд.

Эй баски набошему ҷаҳон хоҳад буд,
Не ном зи мову не нишон хоҳад буд.
З-ин пеш набудему набуд ҳеч халал,
З-ин  пас чу набошем, ҳамон хоҳад буд.

Ин ақл, ки дар раҳи саодат пӯяд,
Рӯзе сад бор худ туро мегӯяд.
Дарёб ту ин як дами вақтат, ки наӣ
Он тарра, ки бидраванду дигар рӯяд.

Ин қофилаи умр аҷаб мегузарад,
Дарёб даме, ки бо тараб мегузарад.
Соқӣ, ғами фардои ҳарифон чӣ хурӣ?
Бардор пиёларо, ки шаб мегузарад.

Бар пушти ман аз замона тӯ меояд,
В-аз ман ҳама кор нонакӯ меояд.
Ҷон азми раҳил карду гуфтам: Бимарав.
Гуфто: Чӣ кунам, хона фурӯ меояд.

Бар чархи фалак ҳеч касе  чир нашуд,
В-аз хӯрдани одамӣ замин сер нашуд.
Мағрур бад-онӣ, ки нахӯрдаст туро,
Таъҷил макун, ҳам бихӯрад, дер нашуд.

Бар чашми ту олам арчи  мерояанд,
Нагрой бад-он, ки  оқилон нагрояанд.
Бисёр чу ту раванду бисёр оянд,
Бирбой насиби хеш, к-ат бирбоянд.

Бар ман қалами қазо чу бе ман ронанд,
Пас, неку бадаш зи ман чаро медонанд?
Дӣ бе ману имрӯз чу дӣ бе ману ту,
Фардо ба чӣ ҳуҷҷатам ба довар хонанд?

То чанд асири рангу бӯ хоҳӣ шуд,
Чанд аз паи ҳар зишту накӯ хоҳӣ шуд?
Гар чашмаи Замзамию гар оби ҳаёт,
Охир ба дили хок фурӯ хоҳӣ шуд.

Чун рӯзию умр бешу кам натвон кард,
Дилро ба каму беш дижам натвон кард.
Кори ману ту чунон ки рои ману туст,
Аз мум ба дасти хеш ҳам натвон кард.

Ҳаййе, ки ба қудрат сару рӯ месозад,
Ҳамвора ҳам ӯ кори адӯ месозад.
Гӯянд қаробагар мусулмон набувад,
Ӯро ту чӣ гӯӣ, ки каду месозад.

Дар даҳр ҳар он ки ним ноне дорад,
Аз баҳри нишаст ошёне дорад,
На ходими кас бувад, на махдуме касе,
Гӯ, шод бизӣ, ки хуш ҷаҳоне дорад.

Деҳқони қазо басе чу мо кишту дуруд,
Ғам хӯрдани беҳуда намедорад суд.
Пур кун қадаҳи май, ба кафам барнеҳ зуд,
То бозхӯрам, ки буданиҳо ҳама буд.

З-он пеш, ки бар сарат шабехун оранд,
Фармой, ки то бодаи гулгун оранд.
Ту зар наӣ, эй ғофили нодон, ки туро
Дар хок ниҳанду боз берун оранд.

Умрат то кай ба худпарастӣ гузарад,
Ё дар паи нестию ҳастӣ гузарад?
Май нӯш, ки умре, ки аҷал дар паи ӯст,
Он беҳ, ки ба хоб ё ба мастӣ, гузарад.

Кас мушкили асрори аҷалро накушод,
Кас як қадам аз ниҳод берун наниҳод.
Ман менигарам зи мубтадӣ то устод,
Аҷз аст, ба дасти ҳар кӣ аз модар зод.

Кам кун тамаъ аз ҷаҳону мезӣ хурсанд,
В-аз неку бади замона бигсил пайванд.
Май дар кафу зулфи дилбаре гир, ки зуд
Ҳам бигзараду намонад ин рӯзе чанд.

Гарчи ғаму ранҷи ман дарозӣ дорад,
Айшу тараби ту сарфарозӣ дорад.
Бар ҳар ду макун такя, ки даврони фалак
Дар парда ҳазор гуна бозӣ дорад.

Гардун зи замин ҳеч гуле бар н-орад,
К-аш нашканаду ҳам ба замин наспорад.
Гар абр чу об хокро бардорад,
То ҳашр ҳама хуни азизон борад.

Гар як нафасат зи зиндагонӣ гузарад,
Магзор, ки ҷуз ба шодмонӣ гузарад.
Ҳуш дор, ки сармояи савдои ҷаҳон
Умр асту бад-он сон гузаронӣ, гузарад.

Май хӯр, ки зи дил касрату қиллат бибарад,
В- андешаи ҳафтоду ду миллат бибарад.
Парҳез макун зи кимёе, ки аз ӯ
Як ҷуръа хӯрӣ, ҳазор иллат бибарад.

Ҳар роз, ки андар дили доно бошад,
Бояд, ки ниҳуфтатар зи анқо бошад.
К- андар садаф аз ниҳуфтагӣ гардад дур,
Он қатра, ки рози дили дарё бошад.

Ҳар субҳ, ки рӯи лола шабнам гирад,
Болои бунафша дар чаман хам гирад.
Инсоф маро зи ғунча хуш меояд,
К-ӯ домани хештан фароҳам гирад.

Ҳаргиз дили ман зи илм маҳрум нашуд,
Кам монд зи асрор, ки маълум нашуд.
Ҳафтоду ду сол фикр кардам шабу рӯз,
Маълумам шуд, ки ҳеч маълум нашуд.

Ҳам донаи уммед ба хирман монад,
Ҳам боғу сарой бе туву ман монад.
Симу зари хеш аз дираме то ба ҷаве
Бо дӯст бихӯр, в-арна ба душман монад.

Ёрони мувофиқ ҳама аз даст шуданд,
Дар пои аҷал ягон-ягон паст шуданд.
Хӯрдем зи як шароб дар маҷлиси умр,
Давре ду-се пештар зи мо маст шуданд.

Як қатраи об буд, бо дарё шуд,
Як зарраи хок бо замин якто шуд.
Омадшудани ту андар ин олам чист?
Омад магасе падиду нопайдо шуд.

Як нон ба ду рӯз агар бувад ҳосили мард
В-аз кӯзашикастае даме обе сард.
Маъмури кам аз худе чаро бояд буд?
Ё хидмати чун худе чаро бояд кард?

То Зӯҳраву Маҳ дар осмон гашта падид,
Беҳтар зи маи ноб касе ҳеч надид.
Ман дар аҷабам зи майфурӯшон, к-эшон,
З-ин беҳ, ки фурӯшанд, чӣ хоҳанд харид?

З-он пеш, ки номи ту зи олам биравад,
Май хӯр, ки чу май ба дил расад, ғам биравад.
Бикшой сари зулфи буте банд зи банд,
З-он пеш, ки банд-бандат аз ҳам биравад.

То хоки маро ба қалб омехтаанд,
Бас фитна, ки аз хок барангехтаанд.
Ман беҳтар аз ин наметавонам будан,
К-аз бӯта маро чунин бурун рехтаанд.

Чун мурда шавам, хоки  маро гум созед,
Аҳволи маро ибрати мардум созед.
Хоки тани ман ба бода оғушта кунед,
В-аз колбадам хишти сари хум созед.

Онҳо, ки ба ҳикмат дури маънӣ суфтанд,
Дар зоти Худованд суханҳо гуфтанд.
Сарриштаи асрор надонист касе,
Аввал  занахе заданду охир хуфтанд.

Онҳо, ки хулосаи ҷаҳон эшонанд,
Бар авҷи фалак буроқи фикрат ронанд.
Дар маърифати зоти ту монанди фалак
Саргаштаву сарнигуну саргардонанд.

Чун рӯзии ту Худой қисмат фармуд,
Ҳаргиз накунад каму нахоҳад афзуд.
Осуда зи ҳар чӣ ҳаст, мебояд шуд,
В-осуда зи ҳар чӣ нест, мебояд буд.

Афсӯс, ки номаи ҷавонӣ тай шуд,
В-ин тозабаҳори зиндагонӣ дай шуд.
Он мурғи тараб, ки номи ӯ буд шабоб,
Афсӯс, надонам, ки кай омад, кай шуд.

Ин кӯзагарон, ки даст бар гил доранд,
Гар ақлу хирад нек бар ӯ бигморанд,
Ҳаргиз назананд мушту силию лагад,
Хоки падарон аст, накӯ медоранд.

З-овардани ман набуд гардунро суд,
В-аз бурдани ман ба иззу ҷоҳаш нафузуд.
В-аз ҳеч касе низ ду гӯшам нашунуд,
К- овардану бурдани ман аз баҳри чӣ буд.

Ман нестам он, зи рафтанам  бим ояд,
К-он нима маро хуштар аз ин ним ояд.
Ҷонест маро ба орият дода Худо,
Таслим  кунам, чу вақти таслим ояд.

Ин қофилаи умр аҷаб мегузарад,
Некӯст даме, ки бо тараб мегузарад.
Соқӣ, ғами фардои қиёмат чӣ хурӣ?
Пеш ор пиёларо, ки шаб мегузарад.

.Дар сар ҳаваси бутони чун ҳурам бод,
Дар даст ҳамора оби ангурам бод.
Гӯянд ба ман, ки Эзидат тавба диҳад,
Гар ӯ диҳаду ман накунам, дурам бод.

Хуршед каманди субҳ бар бом афканд,
Кайхусрави рӯз мӯҳра дар ҷом афканд.
Май хӯр, ки нидои ишқ  ҳангоми саҳар
Овозаи «ишрабу» дар айём афканд.

Дар даҳр касе ба гулъизоре нарасид,
То бар дилаш аз замона хоре нарасид.
Бар шона нигар, ки то ба сад шох нашуд,
Дасташ ба сари зулфи нигоре нарасид.

Ёрон, чу ба иттифоқ миъод кунед,
Худро ба ҷамоли якдигар шод кунед.
Соқӣ чу маи  муғона бар каф гирад,
Бечора маро ҳам ба дуо ёд кунед.

Он косагаре, ки косаи сарҳо кард,
Дар косагарӣ санъати худ пайдо кард.
Бар хони вуҷуди мо нигун коса ниҳод,
В-он косаи сарнигун пур аз савдо кард.

Онон, ки асоси зӯҳд бар зарқ ниҳанд,
Оянду миёни ҷону тан фарқ ниҳанд.
Бар фарқ ниҳам сабӯи майро з-ин пас,
Гар ҳамчу хурӯсам арра бар фарқ ниҳанд.

Онон, ки ҷаҳон зери қадам фарсуданд,
В-андар талабаш ҳар ду ҷаҳон паймуданд.
Огоҳ наям аз он, ки онон з-ин беш
Аз кор, чунонки ҳаст, огаҳ буданд.

Хуш бош, ки ғусса бекарон хоҳад буд,
Дар чарх қирони ахтарон хоҳад буд.
Хиште, ки зи хоки ту бихоҳанд задан,
Девори сарои дигарон хоҳад буд.

Онон, ки ба кори ақл дармекӯшанд,
Беҳуда бувад, ки гови нар медӯшанд.
Он беҳ, ки либоси аблаҳӣ дарпӯшанд,
К-имрӯз ба ақл тарра мебифрӯшанд.

Дар олами ҷон баҳуш мебояд буд,
Дар кори ҷаҳон хамӯш мебояд буд.
То чашму забону гӯш бар ҷо бошанд,
Бе чашму забону гӯш мебояд буд.

Пирӣ сару барги носавобӣ дорад,
Гулнори рухам ба ранги обӣ дорад.
Бому дару чор рукни девори вуҷуд
Вайрон шудаву рӯ ба харобӣ дорад.

Аз сирри ниҳуфтаат хабар хоҳам кард,
В-онро ба ду ҳарф мухтасар хоҳам кард.
Бо ишқи ту дар хок фурӯ хоҳам шуд,
Бо меҳри ту сар зи хок бар хоҳам кард.

Ғам хӯрдани беҳуда куҷо дорад суд,
К-ин чарх ҳазорҳо чу мо кишту дуруд.
Пур кун қадаҳи май, ба кафам дарнеҳ зуд,
То боз хӯрам, ки буданиҳо ҳама буд.

Шаб нест, ки ақл дар таҳайюр нашавад,
В-аз гиря канори ман пур аз дур нашавад.
Пур менашавад косаи сар аз савдо,
Ҳар коса, ки сарнигун шавад, пур нашавад.

Онҳо, ки ба хоки марг сар бозниҳанд,
То ҳашр магар зи қили худ бозраҳанд.
То кай гӯӣ, ки кас хабар бознадод?
Чун бехабаранд, аз чӣ хабар боздиҳанд?!

Онҳо, ки ба коми дил ҷаҳон доштаанд,
Ноком ҷаҳон ба ҷой бигзоштаанд.
Ту пиндорӣ, ки ҷовидон хоҳӣ буд,
Пеш аз ту ҳам эшон чу ту пиндоштаанд.

Онҳо, ки даромаданду дар ҷӯш шуданд,
Ошуфтаи нозу тарабу нӯш шуданд.
Хӯрданд пиёлаею хомӯш шуданд,
Дар хоби адам ҷумла ҳамоғӯш шуданд.

Овард ба изтирорам аввал ба вуҷуд,
Ҷуз ҳайратам аз ҳаёт чизе нафузуд.
Рафтем ба икроҳу надонем, чӣ буд
З-ин омадану будану рафтан мақсуд.

Аз дафтари умр пок мебояд шуд,
Дар чанги аҷал ҳалок мебояд шуд.
Эй соқии хушлиқо, ту хушдил мебош,
Обе дардеҳ, ки хок мебояд шуд.

Ин қофила бин, ки аз адам меоянд,
Дар дори вуҷуд бар қадам меоянд.
Моно, ки зи ҳоли мо надоранд хабар,
Ин навсафарон, ки дам ба дам меоянд.

Пироҳани умр чокҳо хоҳад шуд,
В-ин нафси азиз хокҳо хоҳад шуд.
Ҳар торуму тоқҳо, ки афроштаанд,
То дарнигарӣ, мағокҳо хоҳад шуд.

Он лаъл дар обгинаи сода биёр,
В-он маҳраму мӯниси ҳар озода биёр.
Чун медонӣ, ки муддати олами хок
Бод аст, ки зуд бигзарад, бода биёр.

Аз буданӣ, эй дӯст, чӣ дорӣ тимор,
В-аз фикрати беҳуда дилу ҷон афгор?
Хуррам бизию ҷаҳон ба шодӣ гузарон,
Тадбир на бо ту кардаанд аввали кор.

Афлок, ки ҷуз ғам нафизоянд дигар,
Нанҳанд ба ҷо, то нарабоянд дигар.
Ноомадагон агар бидонанд, ки мо
Аз даҳр чӣ мекашем, н-оянд дигар.

Эй дил, ғами ин ҷаҳони фарсуда махӯр,
Беҳуда наӣ, ғамони беҳуда махӯр.
Чун буда гузашту нест нобуда падид,
Хуш бош, ғами будаву набуда махӯр.

Ин аҳли қубур хок гаштанду ғубор,
Ҳар зарра зи ҳар зарра гирифтанд канор.
Оҳ, ин чӣ шароб аст, ки то рӯзи шумор
Бехуд шудаву бехабаранд аз ҳама кор.

Дар доираи сипеҳри нопайдоғавр
Ҷомест, ки ҷумларо чашонанд ба давр.
Навбат чу ба даври ту расад, оҳ макун,
Менӯш ба хушдилӣ, ки давр аст, на ҷавр.

Дӣ кӯзагаре бидидам андар бозор,
Бар порагиле лагад ҳамезад бисёр.
В-он гил ба забони ҳол бо ӯ мегуфт:
Ман ҳам чу ту будаам, маро некӯ дор!

Гар бода хӯрӣ ту, бо хирадмандон хӯр,
Ё бо санами лоларухи хандон хӯр.
Бисёр махӯр, вирд макун, фош масоз,
Андак хӯру гаҳ-гоҳ хӯру пинҳон хӯр.

Вақти саҳар аст, хез, эй турфа писар,
Пурбодаи лаъл кун булӯрин соғар.
К-ин як дами орият дар ин кунҷи фано
Бисёр биҷӯию наёбӣ дигар.

Хишти сари хум зи мулкати Ҷам хуштар,
Як ҷуръа май аз ғизои Марям хуштар.
Оҳи саҳарӣ зи синаи масти хароб
Аз нолаи Бӯсаиду Адҳам хуштар.

З-он май, ки шароби ҷовидонист, бихӯр,
Сармояи айши инҷаҳонист, бихӯр.
Сӯзанда чу оташ аст, лекин ғамро
Бурранда чу оби зиндагонист, бихӯр.

То чанд дар ин ҳилаву зарроқии умр,
То чанд маро дурд диҳад соқии умр?
Хоҳам, ки зи дасти ҳилаву худъаи ӯ
Чун ҷуръа ба хок резам ин боқии умр.

Чун ҳосили одамӣ дар ин дайри дудар
Ҷуз хуни дилу додани ҷон нест дигар,
Хуррам дили он касе, ки н-омад ба вуҷуд
В-осуда касе, ки худ назод аз модар.

Бо ёр гар орамида бошӣ ҳама умр,
Лаззоти ҷаҳон чашида бошӣ ҳама умр.
Ҳам охири кор рафт бояд в-он гаҳ
Хобе бошад, ки дида бошӣ ҳама умр.

Аз ҷумлаи рафтагони ин роҳи дароз
Бозомадае ку, ки ба мо гӯяд роз?
Пас, бар сари ин дуроҳаи озу ниёз,
То ҳеч намонӣ, ки намеоӣ боз.

Эй пири хирадманд, пагаҳтар бархез,
В-он кӯдаки хокбезро бингар тез.
Пандаш деҳу гӯ, ки нарм-нармак мебез
Мағзи сари Қайқубоду чашми Парвиз.

Вақти саҳар аст, хез, эй мояи ноз,
Нарм-нармак бода хуру чанг навоз.
К-онҳо, ки ба ҷоянд, напоянд басе,
З-онҳо, ки шуданд, кас намеояд боз.

Эй дил, чу ҳақиқати ҷаҳон ҳаст маҷоз,
Чандин чӣ барӣ хорӣ аз ин ранҷи дароз?
Танро ба қазо супору бо дард бисоз,
К-ин рафта қалам зи баҳри ту н-ояд боз.

Рав, бар сари афлоку ҷаҳон хок андоз,
Май мехӯру дил ба моҳрӯён мебоз.
Чӣ ҷои итоб омаду чӣ ҷои ниёз,
К-аз ҷумлаи рафтагон яке н-омад боз?

Бо ту ба харобот ҳамегӯям роз,
Беҳ з-он ки кунам бе ту ба меҳроб намоз.
Эй аввалу эй охиру ҷуз ту ҳама ҳеч,
Хоҳӣ ту маро бисӯзу хоҳӣ бинавоз.

Лаб бар лаби кӯза бурдам аз ғояти оз,
То з-ӯ талабам воситаи умри дароз.
Лаб бар лаби ман ниҳоду баргуфт ба роз:
Ман ҳам чу ту будаам, даме бо ман соз.

Ин чарх, ки бо касе намегӯяд роз,
Кушта ба ситам ҳазор Маҳмуду Аёз.
Май хӯр, ки набахшанд ба кас умри дароз,
В-он кас, ки шуд аз ҷаҳон, намеояд боз.

Ман гавҳари тоатат насуфтам ҳаргиз,
Гарди гунаҳ аз чеҳра наруфтам ҳаргиз.
Навмед наям зи боргоҳи карамат,
Зеро  ки якеро ду нагуфтам ҳаргиз.

Мо лӯъбатаконему фалак лӯъбатбоз,
Аз рӯи ҳақиқат, на ки аз рӯи маҷоз.
Бозӣ чӣ ҳамекунем бо натъи вуҷуд?
Афтем ба сандуқи адам як-як боз.

Онӣ, ки набудат ба хуру хоб ниёз,
Карданд ниёзмандат ин чор анбоз.
Ҳар як ба ту он чи дод, бистонад боз,
То боз чунон шавӣ, ки будӣ з-оғоз.

Мурғе дидам, нишаста бар бораи Тӯс,
Дар пеш ниҳода каллаи Кайковус.
Бо калла ҳамегуфт, ки: Афсӯс, афсӯс,
Ку бонги ҷарасҳову куҷо нолаи кӯс?

Аз ҳодисаи замони зоянда матарс,
В-аз ҳар чӣ расад, чу нест поянда, матарс,
Ин як дами накдро ба ишрат гузарон,
В-аз рафта маяндешу зи оянда матарс.

Ҷомест, ки ақл офарин мезанадаш,
Сад бӯса зи меҳр бар ҷабин мезанадаш.
Ин кӯзагари даҳр чунин ҷоми латиф
Месозаду боз бар замин мезанадаш.

Хайём, агар зи бода мастӣ, хуш бош,
Гар бо санаме даме нишастӣ, хуш бош.
Чун оқибати кори ҷаҳон нестӣ аст,
Ангор, ки нестӣ, чу ҳастӣ, хуш бош.

Дар коргаҳи кӯзагаре рафтам дӯш,
Дидам ду ҳазор кӯза гӯёву хамӯш.
Ногоҳ яке кӯза баровард хурӯш:
Ку кӯзагару кӯзахару кӯзафурӯш?!

То чанд кунам арзаи нодонии хеш?
Бигирифт дил аз бесарусомонии хеш.
Зуннор аз ин пас ба миён хоҳам баст
Аз шарми гуноҳу аз мусулмонии хеш.

Сер омадам, эй Худой, аз ҳастии хеш,
В-аз тангдилию аз тиҳидастии хеш.
Аз нест ту ҳаст мекунӣ, берун ор
З-ин нестиям ба ҳурмати ҳастии хеш.

То битавонӣ, ғами ҷаҳон ҳеч масанҷ,
Бар дил манеҳ аз омадаву н-омада ранҷ.
Хуш мехӯру мебош дар ин даври сипанҷ,
Бо худ набарӣ ҷаве, агар дорӣ ганҷ.

Чун умр ба сар расад, чи ширину чи талх,
Паймона чу пур шавад, чи Бағдоду чи Балх.
Май нӯш, ки баъд аз ману ту моҳ басе
Аз салх ба ғурра ояд, аз ғурра ба салх.

Рӯҳе, ки муназзаҳ аст з-олоиши хок,
Меҳмони ту омадаст аз олами пок.
Медеҳ ба яке ҷоми сабӯҳӣ мададаш,
З-он пеш, ки гӯяд: Анъамаллоҳу масок.

Айёми замона аз касе дорад нанг,
К-ӯ дар ғами айём нишинад дилтанг.
Май хӯр ту дар  обгина бо нолаи чанг,
З-он пеш, ки обгина ояд бар санг.

Бо сарвқаде тозатар аз хирмани гул
Аз даст мадеҳ ҷоми маю домани гул.
З-он пеш, ки ногаҳ шавад аз боди аҷал
Пироҳани умри мо чу пироҳани гул.

Эй дӯст, биё, то ғами фардо нах(в)арем,
В-ин як дами умрро ғанимат шумарем.
Фардо, ки аз ин дайри фано даргузарем,
Бо ҳафтҳазорсолагон  сарбасарем.

Ин чархи фалак, ки мо дар ӯ ҳайронем,
Фонуси хаёл аз ӯ мисоле донем.
Хуршед чароғ дону олам фонус,
Мо чун суварем, к-андар ӯ ҳайронем.

Бархез зи хоб, то шаробе бихурем,
З-он пеш ки аз замона тобе бихурем,
К-ин чархи ситезахӯй  ногаҳ рӯзе
Чандон надиҳад амон, ки обе бихӯрем.

Бар мафраши хок хуфтагон мебинам,
Дар зери замин ниҳуфтагон мебинам.
Чандон ки ба саҳрои адам менигарам,
Ноомадагону рафтагон мебинам.

То чанд асири ақли ҳаррӯза шавем,
Дар даҳр чи садсола, чи якрӯза, шавем.
Дардеҳ ту ба коса май аз он пеш, ки мо
Дар коргаҳи кӯзагарон кӯза шавем.

Чун нест мақоми мо дар ин даҳр муқим,
Пас, бе маю маъшуқ хатоест азим.
То кай зи қадиму муҳдас уммедаму бим?
Чун ман рафтам, ҷаҳон чи муҳдас, чи қадим!

Хуршед ба гил ниҳуфт менатвонам,
В-асрори замона гуфт менатвонам.
Аз баҳри тафаккурам  баровард хирад
Дурре, ки зи бим суфт менатвонам.

Душман ба ғалат гуфт, ки ман фалсафиям,
Эзид донад, ки он чи ӯ гуфт, наям.
Лекин чу дар ин ғамошён омадаам,
Охир кам аз он ки ман бидонам, ки киям.

Моем, ки асли шодмонию ғамем,
Сармояи дардему ниҳоди ситамем.
Пастему баландему камолему камем,
Оинаи зангхӯрдаву ҷоми Ҷамем.

Ҳар якчанде яке барояд, ки манам,
Бо неъмату бо симу зар ояд, ки манам.
Чун кораки ӯ низом гирад рӯзе,
Ногаҳ аҷал аз камин дарояд, ки манам.

Якчанд ба кӯдакӣ ба устод шудем,
Якчанд ба устодии худ шод шудем.
Поёни сухан шунав, ки моро чӣ расид,
Аз хок даромадему бар бод шудем.

Як рӯз зи банди олам озод наям,
Як дам задан аз вуҷуди худ шод наям.
Шогирдии рӯзгор кардам бисёр,
Дар кори ҷаҳон ҳанӯз устод наям.

Ё раб, ту гилам сириштаӣ, ман чӣ кунам?
Пашму қасабам ту риштаӣ, ман чӣ кунам?
Ҳар неку баде, ки ояд аз ман ба вуҷуд,
Ту бар сари ман набиштаӣ, ман чӣ кунам?

Афсӯс, ки бефоида фарсуда шудем,
Дар тоси сипеҳри вожгун суда шудем.
Дардову надомато, ки то чашм задем,
Нобуда ба коми хеш, нобуда шудем.

Ҳаргиз ба тараб шароби нобе нахӯрам,
То аз кафи андӯҳ шаробе нахӯрам.
Ноне назанам дар намаки ҳеч касе,
То аз ҷигари хеш кабобе нахӯрам.

Гар ман зи маи муғона мастам, ҳастам,
Гар ошиқу ринду бутпарастам, ҳастам.
Ҳар кас ба хаёли  худ гумоне дорад,
Ман худ донам, ҳар он чи ҳастам, ҳастам.

Тарсам, ки аз ин беш ба олам нарасем,
Бо ҳамнафасон низ фароҳам нарасем.
Ин дам, ки дар ӯем, ғанимат шуморем,
Шояд, ки ба зиндагӣ дар он дам нарасем.

Мақсуд зи кулли офариниш моем,
Дар чашми хирад гавҳари биниш моем.
Ин доираи ҷаҳон чу ангуштарияст,
Бе ҳеч шаке нақши нигинаш моем.

Эзид чу нахост, он чи ман хостаам,
Кай гардад  рост, он чи ман хостаам.
Гар ҷумла савоб аст, ки ӯ хостааст,
Пас, ҷумла хатост, он чи ман хостаам.

Эй соҳиби фатво, зи ту пуркортарем,
Бо ин ҳама мастӣ зи ту ҳушёртарем.
Мо хуни разон хӯрему ту хуни касон,
Инсоф бидеҳ, кадом хунхортарем?

Пок аз адам омадему нопок шудем,
Шодон ба дар омадему ғамнок шудем.
Будем зи оби дида дар оташи дил,
Додем ба бод умру дар хок шудем.

Бо бахшиши ту ман аз гунаҳ н-андешам,
Бо тӯшаи ту зи ранҷи раҳ н-андешам.
Гар раҳми туам сапедрӯй ангезад,
Ман ҳеч зи номаи сияҳ н-андешам.

Ман бода хӯрам, валек мастӣ накунам,
Илло ба қадаҳ дароздастӣ накунам.
Донӣ ғаразам зи майпарастӣ чӣ бувад?
То ман чу ту хештанпарастӣ накунам.

Ман зоҳири нестию ҳастӣ донам,
Ман ботини ҳар дарозу пастӣ донам.
Бо ин ҳама аз дониши худ шармам бод,
Гар мартабае варои мастӣ донам.

Аз холиқи бахшандаву аз рабби раҳим
Навмед машав зи ҷурму исёни азим.
Гар масту хароб хуфта бошӣ имрӯз,
Фардо бахшад ба  устухонҳои рамим.

Ку маҳрами роз, то бигӯям як дам,
К-аз гоҳи нахуст худ чӣ будаст одам.
Меҳнатзадае, сириштае аз гили ғам,
Якчанд ҷаҳон бигашту  бардошт қадам.

Бо нафс ҳамеша дар набардам, чӣ кунам?
В-аз кардаи хештан ба дардам, чӣ кунам?
Гирам, ки зи ман даргузаронӣ ба карам,
З-ин шарм, ки дидаӣ, чӣ кардам, чӣ кунам?

Як даст ба Мусҳафему як даст ба ҷом,
Гаҳ марди ҳалолему гаҳе марди ҳаром.
Моем дар ин гунбади фирӯзарухом
Не кофири мутлақ, на мусулмони тамом.

Ин гуна, ки ман кори ҷаҳон мебинам,
Олам ҳама ройгон бар он мебинам.
Субҳоналлаҳ, ба ҳар чӣ дарменигарам,
Нокомии хештан дар он мебинам.

То даст ба иттифоқ дар ҳам назанем,
Пое ба нишот бар сари ғам назанем.
Пеш аз гаҳи субҳдам сабӯҳӣ бизанем,
К-ин субҳ басе дамад, ки мо дам назанем.

Аз дӣ, ки гузашт ҳеч аз ӯ ёд макун,
Фардо, ки наёмадаст, фарёд макун.
Бар н-омадаву гузашта бунёд макун
Ҳолӣ хуш бошу умр бар  бод макун.

Эй дида, агар кӯр наӣ, гӯр бубин,
В-ин олами пурфитнаву пуршӯр бубин.
Шоҳону сарону сарварон зери гиланд,
Рӯҳои чу маҳ дар даҳани мӯр бубин.

Бархезу махӯр ғами ҷаҳони гузарон,
Биншину даме ба шодмонӣ гузарон.
Дар табъи ҷаҳон агар вафое будӣ,
Навбат ба ту худ наёмадӣ аз дигарон.

Чун ҳосили одамӣ дар ин шӯристон
Ҷуз хӯрдани ғусса нест то кандани ҷон,
Хуррам дили он ки з-ин ҷаҳон зуд бирафт,
В-осуда касе, ки худ наёмад ба ҷаҳон.

Рафтам, ки дар ин манзили бедод будан
Дар даст нахоҳад ба ҷуз аз бод будан.
Онро бояд ба марги ман шод будан,
К-аз дасти аҷал тавонад озод будан.

Ринде дидам нишаста бар хинги замин,
На куфру на исlому на дунёву на дин.
На ҳақ, на ҳақиқат, на шариат, на яқин,
Андар ду ҷаҳон киро бувад заҳраи ин?!

Қонеъ ба як устухон чу каргас будан
Беҳ з-он, ки туфайли хони нокас будан.
Бо нони ҷавини хеш ҳаққо, ки беҳ аст,
К-олуда ба полудаи ҳар хас будан.

Қавме мутафаккиранд анадар раҳи дин,
Қавме ба гумон фитода дар роҳи яқин.
Метарсам аз он, ки бонг ояд рӯзе,
К-эй бехабарон, роҳ на он асту на ин.

Говест дар осмону номаш Парвин,
Як гови дигар ниҳуфта дар зери замин.
Чашми хирадат боз кун аз рӯи яқин,
Зеру забари ду гов муште хар бин.

Гар ба фалакам даст будӣ чун Яздон,
Бардоштаме ман ин фалакро зи миён.
В-аз нав фалаке дигар чунон сохтаме,
К-озода ба коми дил расидӣ осон.

Машнав сухан аз замонсоз омадагон,
Май хоҳ мураввақ ба Тароз омадагон.
Рафтанд ягон-ягон фароз омадагон,
Кас менадиҳад нишон зи боз омадагон.

Натвон дили шодро ба ғам фарсудан,
Вақти хуши худ ба санги меҳнат судан.
Кас ғайб чӣ донад, ки чӣ хоҳад будан,
Май бояду маъшуқу ба ком осудан.

Моем харидори маи кӯҳнаву нав,
В-он гоҳ фурӯшандаи олам ба ду ҷав.
Гуфтӣ, ки пас аз марг куҷо хоҳӣ рафт?
Май пеши ман ор, ҳар куҷо хоҳӣ, рав.

Он қаср, ки бар чарх ҳамезад паҳлӯ,
Бар даргаҳи ӯ шаҳон ниҳондандӣ рӯ.
Дидем, ки бар кунгурааш фохтае
Биншаста ҳамегуфт, ки: Ку, ку, ку, ку?

Аз омадану рафтани мо суде ку?
В-аз тори умеди умри мо пуде ку?
Чандин сару пои нозанинони ҷаҳон
Месӯзаду хок мешавад, дуде ку?

Аз тан чу бирафт ҷони поки ману ту,
Хиште ду ниҳанд бар мағоки ману ту.
В-он гоҳ барои хишти гӯри дигарон
Дар колбаде кашанд хоки ману ту.

Май хӯр, ки фалак баҳри ҳалоки ману ту
Қасде дорад, ба ҷони поки ману ту.
Дар сабза нашину маи равшан мехур,
К-ин сабза басе дамад зи хоки ману ту.

Андешаи умр беш аз шаст манеҳ,
Ҳар ҷо, ки қадам ниҳӣ, ба ҷуз маст манеҳ.
З-он пеш, ки косаи сарат кӯза кунанд,
Ту кӯза зи дӯшу коса аз даст манеҳ.

Тан дар ғами рӯзгори бедод мадеҳ,
Ҷонро зи ғами гузаштагон бод мадеҳ.
Дил чун сари зулфи ёр бар бод мадеҳ,
Бе бода мабошу умр бар бод мадеҳ.

Бингар, зи сабо домани гул чок шуда,
Булбул зи ҷамоли гул тарабнок шуда.
Дар сояи гул нишин, ки бисёр ин гул
Дар хок фурӯ резаду мо хок шуда.

Обе будем, дар камар бинҳода,
Аз оташи шаҳвате бурун афтода.
Фардост, ки бод хоки моро бибарад,
Хуш мегузарон ин ду нафас бо бода.

Ин пояи чарх бин, нигун афтода,
Дар вай ҳама зиракон забун афтода.
Дар дӯстии шишаву соғар нигаред,
Лаб бар лабу дар миёна хун афтода.

То кай ғами ин хӯрам, ки дорам ё на,
В-ин умр ба хушдилӣ гузорам ё на?
Пур кун қадаҳи бода, ки маълумам нест,
К-ин дам ки фурӯ барам, барорам ё на.

Аз омадану баҳору аз рафтани дай
Авроқи вуҷуди мо ҳамегардад тай.
Май хӯр, махӯр андӯҳ, ки фармуд ҳаким:
Ғамҳои ҷаҳон чу заҳру тарёкаш май.

То дар тани туст устухону рагу пай,
Аз хонаи тақдир манеҳ берун пай.
Гардан манеҳ, ар хасм бувад Рустами Зол,
Миннат манеҳ, ар дӯст бувад Ҳотами Тай.

Саргашта ба чавгони қазо ҳамчун гӯй,
Чап мераву рост мераву ҳеч магӯй,
К-он кас, ки туро  фиканд андар такупӯй,
Ӯ донанду ӯ донаду ӯ донаду ӯй.

Баргир пиёлаву сабӯ, эй дилҷӯй,
Фориғ бинишин ба киштзору лаби ҷӯй,
Бас шахси азизро, ки чархи бадхӯй
Сад бор пиёла карду сад бор сабӯй.

Гар даст ба лавҳаи қазо доштаме,
Бар майлу муроди хеш бингоштаме.
Ғамро зи ҷаҳон яксара бардоштаме
В-аз шодӣ сар ба чарх афроштаме.

Бар кӯзагаре парер кардам гузаре,
Аз хок ҳаменамуд ҳар дам ҳунаре.
Ман дидам, агар надид ҳар бебасаре,
Хоки падарон дар кафи ҳар кӯзагаре.

Аз дафтари умр баркушодам фоле,
Ногоҳ зи сӯзи сина соҳибҳоле
Баргуфт: Хуш он касе, ки андар бари ӯ
Ёрест чу моҳе ба шабе чун соле.

Зинҳор, кунун ки метавонӣ боре,
Бардор зи хотири азизе боре.
К-ин мамлакати ҳусн намонад ҷовид,
Аз дасти ту ҳам бурун равад якборе.

Эй он, ки зи кунҳи ту хирад огаҳ не,
Аз тоату аз маъсиятам мустағнӣ.
Мастам зи гуноҳу аз риҷо ҳушёрам,
Уммед ба раҳмати ту дорам, яъне.

Чун огаҳӣ, эй дӯст, зи ҳар асроре,
Чандин чӣ хӯрӣ ба беҳуда теморе.
Чун менаравад ба ихтиёрат коре,
Хуш бош дар ин даме, ки ҳастӣ боре.

Аз кӯзагаре кӯза харидам боре,
Он кӯза сухан гуфт зи ҳар асроре:
Шоҳе будам, ки ҷоми зарринам буд,
Акнун шудаам кӯзаи ҳар хамморе.

Эй дӯст, ҳақиқат шунав аз ман сухане,
Бо бодаи лаъл бошу бо симтане,
К-он кас, ки ҷаҳон кард, фароғат дорад
Аз сиблати чун туею риши чу мане.

Бар шохи умед агар баре ёфтаме,
Ҳам риштаи хешро сааре ёфтаме.
То чанд зи тангнои зиндони вуҷуд?
Эй кош, суи адам даре ёфтаме.

Пире дидам ба хонаи хамморе,
Гуфтам: Накунӣ зи рафтагон ахборе?
Гуфто: Май хӯр, ки ҳамчу мо бисёре
Рафтанду хабар бознаёмад боре.

З-он кӯзаи май, ки нест дар вай зараре,
Пур кун қадаҳе, бихӯр, ба ман деҳ дигаре
З-он пештар, эй санам, ки дар раҳгузаре
Хоки ману ту кӯза кунад кӯзагаре.

Гар омаданам ба ман будӣ, н-омадаме,
В-ар низ шудан ба ман будӣ, кай шудаме?
Беҳ з-он набудӣ, ки андар ин дайри хароб
На омадаме, на шудаме, на будаме.

Гар даст диҳад зи мағзи  гандум ноне,
В-аз май ду мане, зи гӯсфанде роне
Бо лоларухею гӯшаи бустоне,
Айше бувад, он на ҳадди ҳар султоне.

Эй бехабар аз кори ҷаҳон, ҳеч наӣ,
Бунёди ту бод аст, аз он ҳеч наӣ.
Худ ҳадди вуҷуди ту миёни ду адам,
Атрофи ту ҳечу дар миён ҳеч наӣ.

Эй даҳр, ба зулмҳои худ мӯътарифӣ,
Дар хонақаҳи ҷавру ситам мӯътакифӣ.
Неъмат ба хасон диҳию нақмат ба касон,
З-ин ҳар ду бурун нест; ҳарӣ ё харифӣ.

Эй чарх, дилам ҳамеша ғамнок кунӣ,
Пироҳани фаррухии ман чок кунӣ.
Боде, ки ба ман вазад, ту оташ кунияш,
Обе, ки хӯрам, дар даҳанам хок кунӣ.

Гар шӯҳра шавӣ ба шаҳр, шаррунносӣ,
В-ар гӯшанишин шавӣ, ҳама васвосӣ.
Он беҳ, ки агар Хизр, агар Илёсӣ,
Кас нашносад туро, ту кас нашносӣ.

Бо ман ту ҳар он чи гӯӣ, аз кин гӯӣ,
Пайваста маро мулҳиду бедин гӯӣ.
Ман мӯътарифам бад-он чи гӯӣ, лекин
Инсоф бидеҳ, туро расад, ин гӯӣ?

Нақшест, ки бар вуҷуди мо рехтаӣ,
Сад булъаҷабӣ зи мо барангехтаӣ.
Ман з-он беҳ аз ин наметавонам будан,
К-аз бӯта маро бад-ин сифат рехтаӣ.

Донӣ, ки сапедадам хурӯси саҳарӣ
Ҳар лаҳза чаро ҳамекунад навҳагарӣ?
Яъне  ки намуданд дар оинаи субҳ,
К-аз умр шабе гузашту ту бехабарӣ.

Эй он ки натиҷаи чаҳору ҳафтӣ,
В-аз ҳафту чаҳор доим андар тафтӣ,
Май хӯр, ки ҳазор бор бешат гуфтам,
Боз омаданат нест, чу рафтӣ, рафтӣ.

Эй кош, ки ҷои  орамидан будӣ,
Ё ин раҳи дурро расидан будӣ.
Кош аз паи сад ҳазор сол  аз дили хок
Чун сабза умеди бардамидан будӣ.

Бар санг задам дӯш сабӯи кошӣ,
Сармаст будам, чун кардам ин авбошӣ.
Бо ман ба забони ҳол мегуфт сабӯ:
Ман чун ту будам, ту низ чу ман бошӣ.

То чанд ҳадиси панҷу чор, эй соқӣ,
Мушкил чи яке, чи сад ҳазор, эй соқӣ.
Хокем ҳама, чанг бисоз, эй соқӣ,
Бодем ҳама, бода биёр, эй соқӣ.

Хуш бош, ки пухтаанд савдои ту дӣ,
Фориғ шудаанд аз таманнои ту дӣ.
Қасди чӣ кунам, ки бе тақозои ту дӣ
Доданд қарори кори фардои ту дӣ.

Гар кори фалак ба адл санҷида будӣ,
Аҳволи фалак ҷумла писандида будӣ.
В-ар адл будӣ ба корҳо дар гардун,
Кай хотири аҳли фазл ранҷида будӣ?

Ҳон, кӯзагаро, ба пой, агар ҳушёрӣ,
То чанд кунӣ бар гили мардум хорӣ?
Агушти Фаридуну кафи Кайхусрав
Бар чарх ниҳодаӣ, чӣ мепиндорӣ?

Дар гӯши дилам гуфт фалак пинҳонӣ:
Ҳукме, ки қазо бувад, зи ман медонӣ.
Дар гардиши хеш агар маро даст будӣ,
Худро бираҳондаме зи саргардонӣ.

# АБӮСАИДИ АБУЛХАЙР

Абӯсаид Фазлуллоҳ ибни Аҳмад ибни Муҳаммад ибни Иброҳим, маъруф ба Абӯсаиди Абулхайри Меҳанӣ аз ҷумлаи орифони машҳури асри X ва нимаи аввали асри XI мебошад.

Дар қисми ғарбии Туркманистон ва шимоли Хуросони Эрон водие мавҷуд аст, ки онро дар қадим Ховарон ё Хабарон ва қисми дашти онро Дашти Ховарон мегуфтаанд. Дар ҳамин Дашти Ховарон шаҳре бо номи Меҳана вуҷуд дошт, ки Абӯсаид 18-уми январи соли 967 дар он ҷо ба дунё омада, соли 1048 дар ҳамин ҷо вафот ёфтааст.

Дар бораи муносибати Абӯсаид ба шеър яке аз дақиқкортарин муҳаққиқони таърихи адабиёти Эрон Муҳаммадризо Шафеии Кадканӣ менависад:

«Дар миёни шоирони бузурге, ки соҳиби девонҳои машҳуранд, вале ҳаргиз шеър нагуфтаанд, яъне амсоли Хоҷа Абдуллоҳи Ансорӣ ва Ҳаллоҷ ( манзур девони форсии ӯст) ва Бобо Кӯҳӣ, Абӯсаид дар садр қарор дорад. Ӯ яке аз маъруфтарин шоирони таърихи адабиёти форсӣ ва муассиси шеъри ирфонии форсӣ ва сарояндаи зеботарин рубоиёти ирфонӣ ва дар канори Хайём, агар на бунёдзор, камолбахши рубоист».

*(Асроруттавҳид.Саҳ.105)*

Суханони мазкури Шафеъии Кадканӣ дар бораи баҳсу мунозираҳои тӯлонӣ дар рӯбарӯи баҳси шеър гуфтан ё ҳаргиз шеър нагуфтани Абӯсаиди Абулхайр ҷиҳати қатъи баҳс ва тасдиқи ҳунару мақоми шоирии ӯ гуфта шудаанд.

Баъзе рубоиҳои Абӯсаиди Абулхайр ба Умари Хайём низ нисбат дода шудаанд. Мо рубоиҳоеро, ки моли Абӯсаид ё мансуб ба ӯ мебошанд ва сабаби иштиҳораш ба шоирӣ гаштаанд, дар ин маҷмӯа ҷамъ овардаем.

Во фарёдо зи ишқ, во фарёдо,
Корам ба яке турфа нигор афтодо.
Гар доди мани шикаста додо, додо
В-арна ману ишқ, ҳарчӣ бодо, бодо!

Гуфтам: Санамо, лоларухо, дилдоро,
Дар хоб намой чеҳра боре,ёро.
Гуфто, ки равӣ ба хоб бе мо в-он гаҳ
Хоҳӣ, ки дигар ба хоб бинӣ моро?

Дар Каъба агар дил суи ғайр аст туро,
Тоат ҳама фисқу Каъба дайр аст туро.
В-ар дил ба Худову сокини майкадаӣ,
Май нӯш, ки оқибат ба хайр аст туро.

Васли ту куҷову мани маҳҷур куҷо.
Дурдона куҷо, ҳавсалаи мӯр куҷо?
Ҳарчанд зи сӯхтан надорам боке,
Парвона куҷову оташи Тур куҷо?

То дард расид чашми хунхори туро,
Хоҳам, ки кашад ҷони ман озори туро.
Ё раб, ки зи чашм захми даврон ҳаргиз
Дарде нарасад наргиси бемори туро.

Гуфтӣ, ки манам моҳи Нишопур, саро,
Эй моҳи Нишопур, Нишопур туро.
Они ту турову они мо низ туро,
Бо мо бинагӯӣ, ки хусумат зи чиро.

Ё раб, зи карам даре ба рӯям бикушо,
Роҳе, ки дар ӯ наҷот бошад, бинамо.
Мустағниям аз ҳар ду ҷаҳон кун ба карам,
Ҷуз ёди ту ҳар чӣ ҳаст, бар аз дили мо.

Аз зӯҳд агар мадад диҳӣ имонро,
Муртоз кунӣ ба тарки дунё ҷонро.
Тарки дунё, на зӯҳди дунё, зеро-к
Наздики хирад зӯҳд бихонанд онро.

Он ишқ, ки ҳаст ҷузъи лоянфаки мо,
Ҳошо, ки шавад ба ақли мо мадраки мо.
Хуш он ки зи нури ӯ диҳад субҳи яқин,
Моро бираҳонад зи зуломи шаки мо.

Ё раб, макун аз лутф парешон моро,
Ҳарчанд ки ҳаст ҷурму исён моро.
Зоти ту ғанӣ будаву мо мӯҳтоҷем,
Мӯҳтоҷ ба ғайри худ магардон моро.

Гаҳ бар дари дайр менишонӣ моро,
Гаҳ дар раҳи Каъба медавонӣ моро.
Инҳо ҳамагӣ лозимаи ҳастии мост,
Хуш он ки зи хеш вораҳонӣ моро.

То чанд кашам ғуссаи ҳар нокасро,
В-аз хиссати худ хок шавам ҳар хасро.
Корам ба дуо чу барнамеояд рост,
Додам се талоқ ин фалаки атласро.

Мансури Ҳалоҷ он наҳанги дарё,
К-аз пунбаи тан донаи ҷон кард ҷудо,
Рӯзе, ки «аналҳақ» ба забон меовард,
Мансур куҷо буд?- Худо буд, Худо.

Дар дида ба ҷои хоб об аст маро,
Зеро ки ба диданат шитоб аст маро.
Гӯянд: Бихоб, то ба хобаш бинӣ,
Эй бехабарон, чӣ ҷои хоб аст маро?

Он ришта, ки қуввати равон аст маро,
Оромиши ҷони нотавон аст маро
Бар лаб чу кашӣ, ҷон кашадам аз паи он,
Пайванд чу бо риштаи ҷон аст маро.

Пурсидам аз ӯ воситаи ҳиҷронро,
Гуфто: Сабабе ҳаст, бигӯям онро.
Ман чашми туам, агар набинӣ, чӣ аҷаб,
Ман ҷони туам, касе набинад ҷонро.

Эй дӯст, даво фирист беморонро,
Рӯзӣ деҳ ҷинну инсу ҳам ёронро.
Мо ташналабони водии ҳирмонем,
Бар кишти умеди мо бидеҳ боронро.

Тасбеҳ малакрову сафо Ризвонро,
Дӯзах бадро, биҳишт мар неконро.
Дунё Ҷамрову Қайсару Хоқонро,
Ҷонон морову ҷони мо ҷононро.

Ҳар гоҳ, ки бинӣ ду-се саргардонро,
Айби раҳи мардон натавон кард онро.
Тақлиди ду-се муқаллиди бемаънӣ
Бадном кунад раҳи ҷавонмардонро.

Дӣ шона зад он моҳ хами гесӯро,
Бар чеҳра ниҳод зулфи анбарбӯро.
Пӯшид бад-ин ҳила рухи некӯро,
То ҳар кӣ на маҳрам, нашиносад ӯро.

Боз о, боз о, ҳар он чӣ ҳастӣ, боз о,
Гар кофару габру бутпарастӣ, боз о.
Ин даргаҳи мо даргаҳи навмедӣ нест,
Сад бор агар тавба шикастӣ, боз о.

Эй зоту сифоти ту мубарро зи уюб,
Як ном зи асмои ту алломи ғуюб.
Раҳм ор, ки умру тоқатам рафт ба бод,
На Нӯҳ бувад ном маро, на Айюб.

Эй оинаи ҳусни ту дар сурати зеб
Гирдоби ҳазор киштии сабру шикеб.
Ҳар оинае, ки ғайри ҳусни ту бувад,
Хонад хирадаш сароби саҳрои фиреб.

То зулфи ту шоҳ гашту рухсори ту тахт,
Афканд дилам баробари тахти ту рахт.
Рӯзе бинӣ маро, шуда куштаи бахт.
Ҳалқам шуда дар ҳалқаи симини ту сахт.

То пои ту ранҷа гашту бо дард бисохт,
Мискин дили ранҷури ман аз дард гудохт.
Гӯё ки зи рӯзгор дарде дорад,
Ин дард, ки дар пои ту худро андохт.

Маҷнуни ту кӯҳро зи саҳро нашинохт,
Девонаи ишқи ту сар аз по нашинохт.
Ҳар кас ба ту раҳ ёфт, зи худ гум гардид,
Он кас  ки туро шинохт, худро нашинохт.

Он рӯз, ки оташи муҳаббат афрӯхт,
Ошиқ равиши сӯз зи маъшуқ омӯхт.
Аз ҷониби дӯст сар зад ин сӯзу гудоз,
То дарнагирифт шамъ, парвона насӯхт.

Дишаб, ки дилам зи тоби ҳиҷрон месӯхт,
Ашкам ҳама дар дидаи гирён месӯхт.
Месӯхтам ончунон, ки ғайр аз дилу ту
Бар ман дили кофару мусулмон месӯхт.

Ишқ омаду гарди фитна бар ҷонам бехт,
Ақлам шуду ҳуш рафту дониш бигрехт.
З-ин воқиа ҳеч дӯст дастам нагирифт,
Ҷуз дида, ки ҳар чӣ дошт, бар поям рехт.

Ишқ омаду хоки меҳнатам бар сар рехт,
З-он барқи бало ба хирманам ахгар рехт.
Хун дар дилу решаи танам сӯхт чунон,
К-аз дида ба ҷои ашк хокистар рехт.

Мерафтаму хуни дил ба роҳам мерехт,
Дӯзах-дӯзах шарар зи оҳам мерехт.
Меомадам аз шавқи ту бар гулшани кавн,
Доман-доман гул аз нигоҳам мерехт.

Аз куфри сари зулфи вай имон мерехт,
В-аз нӯши лабаш чашмаи ҳайвон мерехт.
Чун кабки хироманда ба сад раъноӣ
Мерафту зи хоки қадамаш ҷон мерехт.

Аз нахли тараш бор чу борон мерехт,
В-аз сафҳаи рух гул ба гиребон мерехт.
Аз ҳасрати хоки пои он тозаниҳол
Селоб зи чашми оби ҳайвон мерехт.

Шириндаҳане, ки аз лабаш ҷон мерехт,
Куфраш зи сари зулфи парешон мерехт.
Гар шайх ба куфри зулфи ӯ раҳ мебурд,
Хоки раҳи ӯ бар сари имон мерехт.

Гар толиби роҳи Ҳақ шавӣ, раҳ пайдост,
Ӯ рост бувад бо ту, ту гар бошӣ рост.
В-он гаҳ  ки ба ихлосу ба дил гар софӣ,
Ӯро бошӣ, бидон, ки ӯ низ туrост.

Ман бандаи осиям, ризои ту кучост,
Торикдилам, нуру сафои ту кучост?
Моро ту биҳишт агар ба тоат бахшӣ,
Ин байъ бувад, лутфу атои ту кучост?

Эй дил, чу фироқаш раги чон бикшудат,
Манмой ба кас хирқаи хунолудат.
Менол чунон, ки нашнаванд овозат,
Месӯз чунон, ки барнаёяд дудат.

Он ёр, ки аҳди дӯстдорӣ бишкаст,
Мерафту манаш гирифта доман дар даст.
Мегуфт: Дигарбора ба хобам бинӣ,
Андар карамат он чи маро бояд, ҳаст.

Аз бори гунаҳ шуд тани мискинам паст,
Ё раб, чӣ шавад, агар маро гирӣ даст?
Гар дар амалам он чи туро шояд, нест,
Андар карамат он чи маро бояд, ҳаст.

Аз Каъба раҳест то ба мақсад пайваст,
В-аз чониби майхона раҳе дигар ҳаст.
Аммо раҳи майхона зи ободонӣ
Роҳест, ки  коси май равад даст ба даст.

Тире зи камонхонаи абрӯи ту ҷаст,
Дил партави васлро хаёле барбаст.
Хуш-хуш зи дилам гузашту мегуфт ба ноз:
Мо паҳлуи чун туе нахоҳем нишаст.

Дӣ тифлаки хокбез ғирбол ба даст
Мезад ба ду дасту рӯи худро мехаст.
Мегуфт ба ҳой-ҳой, к-афсӯсу дареғ,
Донге  бинаёфтему ғирбол шикаст.

Кардам тавба, шикастияш рӯзи нахуст,
Чун бишкастам, ба тавбаам хондӣ чуст.
Ақисса, зимоми тавбаам дар кафи туст,
Як дам на шикастааш гузорӣ, на дуруст.

Гоҳе чу малоикам сари бандагӣ аст,
Гаҳ чун ҳаявон ба хобу хур зиндагӣ аст.
Гоҳам чу баҳоим сар дар бандагӣ аст,
Субҳоналлаҳ, ин чӣ парокандагӣ аст.

Озодию ишқ чун ҳаме н-омад рост,
Банда шудаму ниҳодам аз як сӯ хост.
З-ин пас чунонки дорадам дӯст, равост,
Гуфтору хусумат аз миёна бархост.

Исёни халоиқ арчи саҳро-саҳрост,
Дар пеши инояти ту як барги гиёст.
Ҳарчанд гуноҳи мост киштӣ-киштӣ,
Ғам нест, ки раҳмати ту дарё-дарёст.

Дӯзах шараре зи оташи синаи мост,
Ҷаннат асаре з-ин дили ганҷинаи мост.
Фориғ зи биҳишту дӯзах, эй дил, хуш бош
Бо дарду ғамаш, ки ёри деринаи мост.

Мо куштаи ишқему ҷаҳон маслахи мост,
Мо бе хуру хобему ҷаҳон матбахи мост.
Моро набувад ҳавои фирдавс аз он-к
Сад мартаба болотар аз он дӯзахи мост.

Ғам ошиқи синаи балопарвари мост,
Хун дар дили орзу зи чашми тари мост.
Ҳон ғайр, агар ҳарифи моӣ, пеш ой,
К-алмос ба ҷои бода дар соғари мост.

Ё раб, ғами он чи ғайри ту дар дили мост,
Бардор, ки беҳосилӣ аз ҳосили мост.
Алҳамд, ки чун ту раҳнамое дорем,
К-аз гумшудагонем, ки ғам манзили мост.

Ёди ту шабу рӯз қарини дили мост,
Савдои дилат гӯшанишини дили мост.
Аз ҳалқаи бандагит берун наравад,
То нақши ҳаёт дар нигини дили мост.

Гардун камаре зи умри фарсудаи мост,
Дарё асаре зи ашки олудаи мост.
Дӯзах шараре зи ранчи беҳудаи мост,
Фирдавс даме зи вақти осудаи мост.

Он оташи сӯзанда, ки ишқаш лақаб аст,
Дар пайкари куфру дин чу сӯзанда таб аст.
Имон дигару кеши муҳаббат дигар аст,
Пайғамбари ишқ на Аҷам, на Араб аст.

Аз мо ҳама аҷзу нестӣ матлуб аст,
Ҳастию тавобиъаш зи мо манкуб аст.
Ин ӯст падид гашта дар сурати мо,
Ин қудрату феъл аз он ба мо мансуб аст.

Гар субҳаи саддона шуморӣ, хуб аст,
В-ар ҷоми май аз каф нагузорӣ, хуб аст.
Гуфтӣ: Чӣ кунам, чӣ тӯҳфа орам бари дӯст?
Бе дард маё, ҳар он чи орӣ, хуб аст.

Пайваста зи ман кашидадоман дили туст,
Фориғ зи мани сӯхтахирман дили туст.
Гар умр вафо кунад, ман аз ту дили хеш
Фориғтар аз он кунам, ки аз ман дили туст.

Эй дил, ғами ишқ аз барои ману туст,
Сар бар хати ӯ нех, ки сазои ману туст.
Ту чошнии дард надонӣ, в-арна
Як дам ғами дӯст хунбаҳои ману туст.

Нокомиям, эй дӯст, зи худкомии туст,
В-ин сӯхтагиҳои ман аз хомии туст.
Магзор, ки дар ишқи ту расво гардам,
Расвоии ман боиси бадномии туст.

Асрори малак бин, ки ба ғул афтодаст,
В-он сиккаи заррин, ки ба пул афтодаст.
В-он даст барафшондани мардон зи ду кавн
Акнун ба таронаву качул афтодаст.

Ишқам, ки ба ҳар рагам ғаме пайванд аст,
Дардам, ки дилам ба дард ҳоҷатманд аст.
Сабрам, ки ба ком панҷаи шерам ҳаст,
Шукрам, ки мудом хоҳишам хурсанд аст.

Наққоши рухат зи таънаҳо осудаст,
К-аз ҳар чӣ тамомтар бувад, бинмудаст.
Рухсору лабат чунонки бояд, будаст,
Гӯӣ, ки касе ба орзу фармудаст.

Олудаи дунё ҷигараш рештар аст,
Осудатар аст, ҳар кӣ дарвештар аст.
Ҳар хар, ки бар ӯ зангею занҷире ҳаст,
Чун беҳ нигарӣ, бор бар ӯ бештар аст.

Ё раб, сабаби ҳаёти ҳайвон бифирист,
В-аз хони карам неъмати алвон бифирист.
В-аз баҳри лаби ташнаи тифлони набот
Аз синаи абр шири борон бифирист.

Ё раб, ту замонаро далеле бифирист,
Намрудонро пашша чу пиле бифирист.
Фиръавнсифатон ҳама забардаст шуданд,
Мӯсову асову рӯди Ниле бифирист.

Эй холиқи халқ, раҳнамое бифирист,
Бар бандаи бенаво навое бифирист.
Кори мани бечора гираҳ дар гираҳ аст,
Раҳме бикуну гираҳкушое бифирист.

Сармояи умри одамӣ як нафас аст,
Он як нафас аз барои як ҳамнафас аст.
Бо ҳамнафасе гар нафасе биншинӣ,
Маҷмӯи ҳаёти умр он як нафас аст.

Гуфтӣ, ки фалон зи ёди мо хомӯш аст,
Аз бодаи ишқи дигаре мадҳуш аст.
Шармат бодо, ҳанӯз хоки дари ту
Аз гармии хуни дили ман дар ҷӯш аст.

Роҳи ту ба ҳар равиш, ки пӯянд, хуш аст,
Васли ту ба ҳар ҷиҳат, ки ҷӯянд, хуш аст.
Рӯи ту ба ҳар дида, ки бинанд, накӯст,
Номи ту ба ҳар забон, ки гӯянд, хуш аст.

Дил бар сари аҳди устувори хеш аст,
Ҷон дар ғами ту бар сари кори хеш аст.
Аз дил ҳаваси ҳар ду ҷаҳонам бархост,
Илло ғами ту, ки бар қарори хеш аст.

Гирям зи ғами ту зору гӯӣ зарқ аст,
Чун зарқ бувад, ки дида дар хун ғарқ аст.
Ту пиндорӣ, ки ҳар диле чун дили туст,
Не, не, санамо, миёни дилҳо фарқ аст.

Ганҷам чу гуҳар дар дили ганҷина шикаст,
Розам ҳама дар синаи бекина шикаст.
Ҳар шӯълаи орзу, ки аз ҷон бархост,
Чун пораи обгина дар сина шикаст.

Он шаб, ки маро зи васлат, эй маҳ, ранг аст,
Болои шабам кӯтаҳу паҳно танг аст.
В-он шаб, ки туро бо мани мискин ҷанг аст,
Шаб кӯру хурӯс гунгу Парвин ланг аст.

Дур аз ту фазои даҳр бар ман танг аст,
Дорам дилаке, ки зери сад ман санг аст.
Умрест, ки муддаташ замонро ор аст,
Ҷонест, ки бурданаш аҷалро нанг аст.

Нардест ҷаҳон, ки бурданаш бохтан аст,
Нарродии ӯ ба нақши кам сохтан аст.
Дунё ба масал чу каъбатайни нард аст,
Бардоштанаш барои андохтан аст.

Овози дар омад, бинигар, ёри ман аст,
Ман худ донам , киро ғами кори ман аст.
Сесад гули сурх бар рухи ёри ман аст,
Хезам, бичинам, ки гул чидан кори ман аст.

Ишқи ту балои дили дарвеши ман аст,
Бегона намешавад, магар хеши ман аст.
Гуфтам, сафаре кунам, зи ғам бигрезам,
Манзил-манзил ғами ту дар пеши ман аст.

Дарде, ки зи ман ҷон биситонад, ин аст,
Ишқе, ки касаш чора надонад, ин аст.
Чашме, ки ҳамеша хун фишонад, ин аст,
Он шаб, ки ба рӯзам нарасонад, ин аст.

Дунё ба масал чу кӯзаи заррин аст,
Гаҳ об дар ӯ талху гаҳе ширин аст.
Ту ғарра машав, ки умри ман чандин аст,
К-ин аспи аҷал мудом зери зин аст.

Олам ба хурӯши  ло илоҳ илло ҳуст,
Оқил ба гумон, ки душман аст ин ё дӯст.
Дарё ба вуҷуди хеш мавҷе дорад,
Хас  пиндорад, ки ин кашокаш бо ӯст.

Дар дард шаке нест, ки дармоне ҳаст,
Бо ишқ яқин аст, ки ҷононе ҳаст.
Аҳволи ҷаҳон чу дам ба дам мегардад,
Шак нест дар ин ҳол, ки гардоне ҳаст.

Эй дӯст, эй дӯст, эй дӯст,эй дӯст,
Ҷаври ту аз он кашам, ки рӯи ту накӯст.
Мардум гӯянд: Биҳишт хоҳӣ ё дӯст?
Эй бехабарон, биҳишт бо дӯст накӯст.

Эзид, ки ҷаҳон ба қабзаи қудрати ӯст,
Додаст туро ду чиз, к-он ҳар ду накӯст:
Ҳам сирати он, ки дӯст дорӣ касро,
Ҳам сурати он, ки кас туро дорад дӯст.

Чашме дорам, ҳама пур аз дидани дӯст,
Бо дида маро хуш аст, чун дӯст дар ӯст.
Аз дида ду даст фарқ кардан натвон,
Ё ӯст даруни дида, ё дида худ ӯст.

Ишқ омаду шуд чу хунам андар рагу пӯст,
То кард маро тиҳию пур кард зи дӯст.
Аҷзои вуҷудам ҳамагӣ дӯст гирифт,
Номест зи ман бар ману боқӣ ҳама ӯст.

Ҳарчанд  ки одамӣ малакасирату хӯст,
Бад гар набувад ба душмани худ, некӯст.
Девона дили касест, ки- ин одати ӯст,
К-ӯ душмани ҷони хеш медорад дӯст.

Ақраб сари зулфи ёру маҳ пайкари ӯст,
Бо ин ҳама кибру ноз, к-андар сари ӯст,
Шириндаҳанею шаҳд дар шаккари ӯст,
Фармондиҳи рӯзгор фармонбари ӯст.

Мо дил зи ғами ту хаста дорем, эй дӯст,
Аз ғайри ту дида баста дорем, эй дӯст.
Гуфтӣ, ки ба дилшикастагон наздикам,
Мо низ дили шикаста дорем, эй дӯст.

Бар мо дари васл баста медорад дӯст,
Дилро ба фироқ хаста медорад дӯст.
Минбаъд ману шикастагии дари дӯст,
Чун дӯст дили шикаста медорад дӯст.

Дар кори кас ар қарор мебояд, ҳаст,
В-ин ёр, ки дар канор мебояд, ҳаст.
Ҳаҷре, ки ба ҳеҷ кор менояд, нест,
Васле, ки чу ҷон ба кор меояд, ҳаст.

То дарнарасад ваъдаи ҳар кор, ки ҳаст,
Суде надиҳад ёрии ҳар ёр, ки ҳаст.
То заҳмати сармои зимистон накашад,
Пургул нашавад домани ҳар хор, ки ҳаст.

Пурсид зи ман касе, ки маъшуқи ту кист?
Гуфтам, ки фалон кас аст, мақсуди ту чист?
Биншасту ба ҳой-ҳой бар ман бигирист,
К-аз дасти чунон касе ту чун хоҳӣ зист?

Ҷисмам ҳама ашк гашту чашмам бигирист,
Дар ишқи ту бе ҷисм ҳамебояд зист.
Дар ман асаре намонд, ин ишқ зи чист?
Чун ман ҳама маъшуқ шудам, ошиқ кист?

Он рӯз, ки чашми ту ба ман дарнигарист,
Халқе ба ҳазор дида бар ман бигирист.
Ҳар рӯз ҳазор бор дар ишқи туам
Мебояд мурду боз мебояд зист.

Мегуфтам ёру менадонистам кист,
Мегуфтам ишқу менадонистам чист.
Гар ёр ин аст, чун тавон бе ӯ буд,
В-ар ишқ ин аст, чун тавон бе ӯ зист?

Эй дил, ҳама хун шавӣ, шикебоӣ чист?
В-эй ҷон, бадар о, ин ҳама раъноӣ чист?
Эй дида, чи мардумист, шармат бодо,
Нодида ба ҳоли дӯст, биноӣ чист?

Андар ҳама Дашти Ховарон гар хорест,
Оғушта ба хуни ошиқи афгорест.
Ҳар ҷо, ки парирухею  гулрухсорест,
Моро ҳама дархур аст, мушкил корест.

Дар баҳри яқин, ки дурри таҳқиқ басест,
Гирдоб дар ӯ чу дому киштӣ нафасест.
Ҳар гӯши садаф ҳалқаи чашмест пуроб,
Ҳар мавҷ ишорае зи абрӯи касест.

Мо ошиқу аҳди ҷони мо муштоқист,
Моем ба дарди ишқ, то ҷон боқист.
Ғам нуқлу надим дарду мутриб нола,
Май хуни ҷигар, мардуми чашмам соқист.

Чун ҳосили умри ту фиребею дамест,
З-ӯ дод макун, гарат ба ҳар дам ситамест.
Мағрур машав ба худ, ки асли ману ту
Гардею  шарорею насимею дамест.

Доим на ливои ишрат афроштанист,
Пайваста на тухми хуррамӣ коштанист.
Ин доштаниҳо ҳама бигзоштанист,
Ҷуз равшании рӯ, ки нигаҳдоштанист.

Дардо, ки дар ин сӯзу гудозам кас нест,
Ҳамроҳ дар ин роҳи дарозам кас нест.
Дар қаъри дилам ҷавоҳири роз басест,
Аммо чӣ кунам, маҳрами розам кас нест.

Дар сина касе, ки рози пинҳонаш нест,
Чун зинда намояд ӯ, вале ҷонаш нест.
Рав, дард талаб, ки иллатат бедардист,
Дардест, ки ҳеч гуна дармонаш нест.

Дар кишвари ишқ ҷои осоиш нест,
Он ҷо ҳама коҳиш аст, афзоиш нест.
Бе дарду алам таваққуъи дармон нест,
Бе ҷурму гунаҳ умеди бахшоиш нест.

Афсӯс, ки кас бохабар аз дардам нест,
Огоҳ зи ҳоли чеҳраи зардам нест.
Эй дӯст, барои дӯстиҳо, ки мародст,
Дарёб, ки то дарнигарӣ, гардам нест.

Гуфтори накӯ дораму кирдорам нест,
Аз гуфти накӯи беамал орам нест.
Душвор бувад кардану гуфтан осон,
Осон бисёру ҳеч душворам нест.

Ҳаргиз аламе чу фурқати ҷонон нест,
Дарде батар аз воқиаи ҳиҷрон нест.
Гар тарки видоъ кардаам, маъзурам,
Ту ҷони манӣ, видоъи ҷон осон нест.

Аз дард нишон мадеҳ, ки дар ҷони ту нест,
Бигзар зи вилояте, ки он з-они ту нест.
Аз бехирадӣ бувад, ки бо ҷавҳариён
Лоф аз гуҳаре занӣ, ки дар кони ту нест.

Ҷоно, ба замини Ховарон хоре нест,
К-аш бо ману рӯзгори ман коре нест.
Бо лутфу навозиши ҷамоли ту маро
Дар додани сад ҳазор ҷон оре нест.

Сар то сари Дашти Ховар санге нест,
К-аз хуни дилу дида бар он ранге нест.
Дар ҳеч диёру ҳеч фарсанге нест,
К-аз дасти ғамат нишаста дилтанге нест.

Габрест дар ин раҳам, ки пинҳонӣ нест,
Бардоштани сарам ба осонӣ нест.
Имон-ш ҳазор дафъа талқин кардам,
Ин кофирро сари мусулмонӣ нест.

Эй дида, назар кун, агарат биноист,
Дар кори ҷаҳон, ки сар ба сар савдоест.
Дар гӯшаи хилвату қаноат бинишин,
Танҳо хӯ кун, ки оқибат танҳоист.

Симобӣ шуд ҳавову зангорӣ дашт,
Эй дӯст, биёву бигзар, аз ҳар чӣ гузашт.
Гар майли вафо дорӣ, инак дилу ҷон,
В-ар рои ҷафо дорӣ, инак сару ташт.

Аз аҳли замона ор мебояд дошт,
В-аз сӯҳбаташон канор мебояд дошт.
Аз пеши касе кори касе накшояд,
Уммед ба кирдгор мебояд дошт.

Афсӯс, ки айёми ҷавонӣ бигузашт,
Даврони нишоту компронӣ бигузашт.
Ташна ба канори ҷӯй чандон хуфтам,
К-аз ҷӯи ман оби зиндагонӣ бигузашт.

Рӯзам ба ғами ҷаҳони фарсуда гузашт,
Шаб дар ҳаваси будаву нобуда гузашт.
Умре, ки аз ӯ даме ҷаҳоне арзад,
Алқисса, ба фикрҳои беҳуда гузашт.

Сирри сухани дӯст намеёрам гуфт,
Дуррест гаронбаҳо, намеёрам суфт.
Тарсам, ки ба хоб-дар бигӯям ба касе,
Шабҳост, к-аз ин бим намеёрам хуфт.

Осон-осон зи худ амон натвон ёфт,
В-ин шарбати шавқ ройгон натвон ёфт.
З-он май, ки азизи ҷони муштоқон аст,
Як ҷуръа ба сад ҳазор ҷон натвон ёфт.

Аз боди сабо дилам чу бӯи ту гирифт,
Бигзошт марову ҷустуҷӯи ту гирифт.
Акнун зи манаш ҳеч намеояд ёд,
Бӯи ту гирифта буд, хӯи ту гирифт.

Онӣ, ки зи ҷонам орзуи ту нарафт,
Аз дил ҳаваси рӯи накӯи ту нарафт.
Аз кӯи ту ҳар кӣ рафт, дилро бигузошт,
Кас бо дили хештан зи кӯи ту нарафт.

Он дил, ки ту дидаӣ, зи ғам хун шуду рафт,
В-аз  дидаи хунгирифта берун шуду рафт.
Рӯзе ба ҳавои ишқ сайре мекард,
Лайлисифате бидуду Маҷнун шуду рафт.

Ёр омаду гуфт: Хаста медор дилат,
Доим ба умед баста медор дилат.
Моро ба шикастагон назарҳо бошад,
Моро хоҳӣ, шикаста медор дилат.

Сад шукр, ки гулшани сафо гашт танат,
Сиҳҳат гули ишқ рехт дар пираҳанат.
Табро ба ғалат дар танат афтод гузор,
Он таб арақе шуду чакид аз баданат.

Дӣ зулфи абирбези анбарсоят
Аз тарфи буногӯши сумансимоят
Дар пои ту афтоду ба зорӣ мегуфт:
Сар то поям фидои сар то поят.

Эй қиблаи ҳар кӣ, муқбил, омад кӯят,
Рӯи дили муқбилони олам сӯят.
Имрӯз касе аз ту бигардонад рӯй,
Фардо ба кадом рӯ бибинад рӯят?

Эй дар ту аёнҳову ниҳонҳо ҳама ҳеч,
Пиндору яқинҳову гумонҳо ҳама ҳеч.
Аз зоти ту мутлақо нишон натвон дод,
К-он ҷо ки туӣ, бувад нишонҳо ҳама ҳеч.

Гуфтам: Чашмат. Гуфт, ки бар маст мапеч,
Гуфтам:-Даҳанат.Гуфт:- Манеҳ дил бар ҳеч.
Гуфтам:-Зулфат. Гуфт:-Пароканда магӯй,
Боз овардӣ ҳикояте печопеч.

Рухсораат, эй тозагули гулшани рӯҳ,
Нозук бувад он қадр, ки ҳар шому сабӯҳ
Наздик ба дида гар хаёлаш гузарад,
Аз сояи хори дида гардад маҷрӯҳ.

Гар дард кунад пои ту, эй ҳурнажод,
Аз дард бидон, ки ҳаргизат дард мабод.
Он дарди ман аст, бар манаш раҳм ояд,
Аз баҳри шафоатам ба пои ту фитод.

Ҳар сурати дилкаш, ки туро рӯй намуд,
Хоҳад фалакаш зуд зи чашми ту рабуд.
Рав, дил ба касе деҳ, ки дар атвори вуҷуд
Будаст ҳамешаву дигар хоҳад буд.

Бе шак алиф аст Аҳад, аз ӯ ҷӯй мадад,
В-аз шахси Аҳад ба зоҳир омад Аҳмад.
Дар арз Муҳаммад шуду маҳмуд омад
Аз қолаллоҳ қул ҳуваллоҳу аҳад.

Фардо, ки ба маҳшар ба ҳам ояд зану мард,
В-аз бими ҳисоб рӯйҳо гардад зард.
Ман ҳусни туро ба каф ниҳам, пеш равам,
Гӯям, ки ҳисоби ман аз ин бояд кард.

Аз чеҳраи ошиқонаам зар борад,
В-аз чашми тарам ҳамеша озар борад.
Дар оташи ишқи ту чунон биншинам,
К-аз абри муҳаббатам самандар борад.

Толеъ сари офиятфурӯшӣ дорад,
Ҳиммат ҳаваси палоспӯшӣ дорад.
Ҷое, ки ба як суол бахшанд ду кавн,
Истиғнояш сари хамӯшӣ дорад.

Дил вақти самоъ бӯи дилдор барад,
Моро ба саропардаи асрор барад.
Ин замзамаи маркаб мар рӯҳи туръост,
Бардораду хуш ба олами ёр барад.

Гул аз ту чароғи ҳусн дар гулшан бурд,
В-аз рӯи ту оина дили равшан бурд.
Ҳар хона, ки шамъи рухат афрӯхт дар ӯ,
Хуршед чу зарра нур аз равзан бурд.

Ошиқ чу шавӣ, теғ ба сар бояд хӯрд,
Заҳре ки расад, ҳамчу шакар бояд хӯрд.
Ҳарчанд туро бар ҷигар обе набувад,
Дарё-дарё хуни ҷигар бояд хӯрд.

Ҳуро ба назораи нигорам саф зад,
Ризвон ба аҷаб бимонду каф бар каф зад.
Он холи сияҳ бар он рухи мутраф зад,
Абдол зи бим чанг дар мусҳаф зад.

Хоҳӣ, ки туро давлати аброр расад,
Мапсанд, ки аз ту бар кас озор расад.
Аз марг маяндешу ғами ризқ махӯр,
К-ин ҳар ду ба вақти хеш ночор расад.

Дилхаставу синачок мебояд шуд,
В-аз ҳастии хеш пок мебояд шуд.
Он беҳ, ки ба худ пок шавем аввали кор,
Чун охири кор хок мебояд шуд.

Аз шабнами ишқ хоки одам гил шуд,
Сад фитнаву шӯр дар ҷаҳон ҳосил шуд.
Сад ништари ишқ бар раги рӯҳ заданд,
Як қатра аз он чакиду номаш дил шуд.

То валвалаи ишқи ту дар гӯшам шуд,
Ақлу хираду ҳуш фаромӯшам шуд.
То як варақ аз ишқи ту аз бар кардам,
Сесад варақ аз илм фаромӯшам шуд.

Аз лутфи ту ҳеч банда навмед нашуд,
Мақбули ту ҷуз муқбили ҷовид нашуд.
Меҳрат ба кадом зарра пайваст даме,
К-он зарра беҳ аз ҳазор хуршед нашуд.

Сӯфӣ ба самоъ даст аз он афшонад,
То оташи дил ба ҳилате биншонад.
Оқил донад, ки доя гаҳвораи тифл
Аз баҳри сукуни тифл меҷунбонад.

Кай ҳоли фитода ҳарзагарде донад,
Бедард куҷо лаззати дарде донад.
Номард ба чизе нахарад мардонро,
Марде бояд, ки қадри марде донад.

Асрори вуҷуд хому нопухта бимонд,
В-он гавҳари бас шариф носуфта бимонд.
Ҳар кас ба далели ақл чизе гуфтанд,
Он нукта, ки асл буд, ногуфта бимонд.

Аз дафтари ишқ ҳар кӣ фарде дорад,
Ашки гулгун, чеҳраи зарде дорад.
Бар гирди саре равад, ки шӯрест дар ӯ,
Қурбони диле шавад, ки дарде дорад.

Ин умр ба абри навбаҳорон монад,
Ин дида ба сели кӯҳсорон монад.
Эй дӯст, чунон бизӣ, ки баъд аз мурдан
Ангуштгазидане ба ёрон монад.

Чарху маҳу меҳр дар таманнои туанд,
Ҷону дилу дида дар тамошои туанд.
Арвоҳи муқаддасони улвӣ шабу рӯз
Абҷадхонони лавҳи савдои туанд.

Онҳо, ки зи маъбуд хабар ёфтаанд,
Аз ҷумлаи коинот сар ёфтаанд.
Дарюза ҳамекунанд мардон зи назар,
Мардон ҳама аз қурби назар ёфтаанд.

З-он пеш, ки тоқи чархи аъло задаанд,
В-ин боргаҳи сипеҳри мино задаанд,
Мо дар адамободи азал хуш хуфта,
Бе мо рақами ишқи ту бар  мо задаанд.

Он рӯз, ки нақши кӯҳу ҳамун бастанд,
Таркиби сиҳиқадони мавзун бастанд.
Побаста ба занҷири ҷунун ман будам,
Мардум сухане ба пои Маҷнун бастанд.

Қавме зи хаёл дар ғурур афтоданд,
В-андар талаби ҳуру қусур афтоданд,
Қавме муташаккиканду қавме ба яқин
Аз кӯи ту дури дури дур афтоданд.

Мардони Худо зи хокдони дигаранд,
Мурғони ҳаво зи ошёни дигаранд,
Мангар ту аз ин чашм бад-эшон, к-эшон
Фориғ зи ду кавну дар макони дигаранд.

Он кас, ки ба кӯи зулм хиргоҳ занад,
Худро ба дами оҳи саҳаргоҳ занад.
Эй роҳзан, аз даври мукофот битарс,
Роҳе, ки занӣ, туро ҳамон роҳ занад.

Хубон ҳама сайди субҳхезон бошанд,
Дар банди дуои ашкрезон бошанд.
То ту саги нафсро ба фармон бошӣ,
Оҳучашмон зи ту гурезон бошанд.

Ошиқ  ҳама дам фикри ғами дӯст кунад,
Маъшуқ карашмае  ки некӯст, кунад.
Мо ҷурму гунаҳ кунему ӯ лутфу карам,
Ҳар кас чизе  ки лоиқи ӯст, кунад.

Наққош агар зи мӯй паргор кунад,
Нақши даҳани танги ту душвор кунад.
Он тангию  нозукӣ, ки дорад даҳанат,
Тарсам, ки нафас лаби ту афгор кунад.

Бо шеру паланг ҳар кӣ омез кунад,
Аз тири дуои фақр парҳез кунад.
Оҳи дили дарвеш ба сӯҳон монад,
Гар худ набурад, бурандаро тез кунад.

Не дида бувад, ки ҷустуҷӯяш накунад.
Не кому забон, ки гуфтугӯяш накунад.
Ҳар дил, ки дар ӯ бӯи вафое набувад,
Гар пеши саг афкананд, бӯе накунад.

Дар чанги ғами ту дил суруде накунад,
Пеши ту фиғону нола суде накунад.
Нолем ба нолае, ки огаҳ нашавӣ,
Сӯзем ба оташе, ки дуде накунад.

Дил гар раҳи ишқи ӯ напӯяд, чӣ кунад,
Ҷон давлати васли ӯ начӯяд, чӣ кунад?
Он лаҳза, ки бар оина тобад хуршед,
Оина «Анашшамс» нагӯяд, чӣ кунад?

Гар адл кунӣ, бирри ҷаҳонат хонанд,
Гар зулм кунӣ, саги авонат хонанд.
Чашми хирадат боз куну нек бибин,
То з-ин ду кадом беҳ, ки онат хонанд.

Гаҳ зоҳиди тасбеҳбадастам хонанд,
Гаҳ ринду хароботию мастам хонанд.
Эй вой ба рӯзгори мастурии ман,
Гар з-он ки маро чунонки ҳастам, хонанд.

Шаб хез, ки ошиқон ба шаб роз кунанд,
Гирди дару боми дӯст парвоз кунанд.
Ҳар ҷо, ки даре бувад, ба шаб барбанданд,
Илло дари ошиқон, ки шаб боз кунанд.

Мардони раҳаш майл ба ҳастӣ накунанд,
Худбинию хештанпарастӣ накунанд.
Он ҷо, ки муҷаррадони ҳақ май нӯшанд,
Хумхона тиҳӣ кунанду мастӣ накунанд.

Хоҳони ту дил ба меҳри гардун наниҳад,
Лаб бар лаби ин косаи пурхун наниҳад.
Дар доираи аҳли вафо чун паргор
Гар сар биниҳод, пой берун наниҳад.

Душман чу ба мо дарнигарад, бад бинад,
Айбе, ки бари мост, яке сад бинад.
Мо оинаем,  ҳар кӣ дар мо нигарад,
Ҳар неку баде ки бинад, аз х(в)ад бинад.

Комил зи яке ҳунар даҳу сад бинад,
Ноқис ҳама ҷо маъоиби х(в)ад бинад.
Халқ оинаи чашму дили якдигаранд,
Дар оина нек неку бад бад бинад.

Дар ишқи ту гоҳ бутпарастам гӯянд,
Гаҳ ринду хароботию мастам гӯянд.
Инҳо ҳама аз баҳри шикастам гӯянд,
Ман шод ба ин ки ҳар чӣ ҳастам, гӯянд.

Аввал рухи худ ба мо набоист намуд,
То оташи мо ҷои дигар гардад дуд.
Акнун, ки намудию рабудӣ дили мо,
Ночор туро дилбари мо бояд буд.

Рафтам ба калисиёи тарсову яҳуд,
Дидам, ҳама бо ёди ту дар гуфту шунуд.
Бо ёди висоли ту ба бутхона шудам,
Тасбеҳи бутон замзамаи зикри ту буд.

Аввал раҳи ишқи ту маро саҳл намуд,
Пиндошт, расад ба манзили васли ту зуд.
Гоме ду-се рафту роҳро дарё дид,
Чун пой дарун ниҳод, мавҷаш бирабуд.

Гар мулки ту Шому гар Яман хоҳад буд,
В-аз сарҳади Чин то ба Хутан хоҳад буд,
Рӯзе, ки аз ин саро кунӣ азми сафар,
Ҳамроҳи ту ҳафт газ кафан хоҳад буд.

Гӯянд ба ҳашр гуфтугӯ хоҳад буд,
В-он ёри азиз тундхӯ хоҳад буд.
Аз хайййири маҳз ҷуз накӯӣ н-ояд,
Хуш бош, ки оқибат накӯ хоҳад буд.

Ошиқ, ки ғамаш бар ҳама кас зоҳир буд,
Ҷамъияти ӯ тафриқаи хотир буд.
Дар даҳр даме хуш назада, шод бизист,
Гӯё ки дами хушаш дами охир буд.

3-он нола, ки дар бистари ғам дӯшам буд,
Ғамҳои ҷаҳон ҷумла фаромӯшам буд.
Ёрон ҳама дарди ман шуниданд, вале
Ёре ки дар ӯ кард асар, гӯшам буд.

Бахшой бар он ки ҷуз ту ёраш набувад,
Ҷуз хӯрдани андӯҳи ту кораш набувад.
Дар ишқи ту ҳолатеш бошад, ки даме
Ҳам бе туву ҳам бо ту қарораш набувад.

Ҷое ки ту бошӣ, асари ғам набувад,
Он ҷо ки набошӣ, дили хуррам набувад.
Онро ки зи фурқати ту як дам набувад,
Шодиш замину осмон кам набувад.

На кас, ки зи ҷаври даҳр афсурда набуд,
Не гул, ки дар ин замона пажмурда набуд.
Онро, ки биёмадаст, зебо омад,
Донӣ, ки биёмада чу оварда набуд.

Дӯшам ба тараб буд, на дилтангӣ буд,
Сайрам ҳама дар олами якрангӣ буд.
Ман рафтам, агарчи аз сари лангӣ буд,
Ман будаму санги ман думансангӣ буд.

Ҳар, к-ӯ зи дари умр дарояд, биравад,
Чизеш ба ҷуз ғам накушояд, биравад.
Аз сирри сухан касе нишоне надиҳад,
Жоже ду-се ҳар касе бихояд, биравад.

Ошиқ, ки ғами ҷони харобаш наравад,
То ҷон бувад, аз ҷон табу тобаш наравад.
Хосияти симоб бувад ошиқро,
То кушта нагардад, изтиробаш наравад.

Дар дил ҳама ширку рӯй бар хок чӣ суд,
Бо нафси палид ҷомаи пок чӣ суд?
Заҳр аст гуноҳу тавба тарёки вай аст,
Чун заҳр ба ҷон расид, тарёк чӣ суд?

Рӯзе, ки чароғи умр хомӯш шавад,
Дар бистари марг ақл мадҳуш шавад.
Бо бедардон макун, Худоё, ҳашрам,
Тарсам, ки муҳаббатам фаромӯш шавад.

Номард ба теғи ишқ бесар нашавад,
Андар раҳи ишқу ошиқӣ бар нашавад.
Ҳам ёр талаб кунию ҳам сар хоҳӣ,
Оре, хоҳӣ, вале муяссар нашавад.

То дил зи алоиқи ҷаҳон ҳур нашавад,
Андар садафи вуҷуди мо дур нашавад.
Пур менашавад косаи сарҳо зи ҳавас,
Ҳар коса, ки сарнигун бувад, пур нашавад.

Ҳаргиз дилам аз ёди ту ғофил нашавад,
Гар ҷон бишавад, меҳри ту аз дил нашавад.
Афтода зи рӯи ту дар оинаи дил,
Аксе, ки ба ҳеч ваҷҳ зоил нашавад.

Як зарра зи ҳадди хеш берун нашавад,
Худбинонро маърифат афзун нашавад.
Он фақр, ки Мустафо бар он фахр овард,
Он ҷо нарасӣ, то ҷигарат хун нашавад.

Гуфтӣ, ки шаб оям, арчи бегоҳ шавад,
Шояд ки забони халқ кӯтоҳ шавад.
Бар хуфта кучо ниҳон тавонӣ кардан,
К-аз бӯи хуши ту мурда огоҳ шавад.

Он ришта, ки бар лаъли лабат суда шавад,
В-аз нӯши даҳонат ашк олуда шавад.
Хоҳам, ки бад-ин синаи чокам дӯзӣ,
Шояд ки зи ғамҳои ту осуда шавад.

Рӯзе, ки ҷамоли дилбарам дида шавад,
Аз фарқи сарам то ба қадам дида шавад.
То ман ба ҳазор дида рӯяш нигарам,
Оре, ба ду дида дӯст кам дида шавад.

Ар куштани ман ду чашми мастат хоҳад,
Шак нест, ки табъи бутпарастат хоҳад.
Тарсанда аз онам, ки агар бар дастат
Ман кушта шавам, кӣ узри дастат хоҳад?

Дил васли ту, эй меҳргусил, мехоҳад,
Айёми висол муттасил мехоҳад.
Мақсуди ман аз Худой бошад васлат,
Уммед чунон шавад, ки дил мехоҳад.

Дилбар дили хастаро ягон мехоҳад,
Бифристам, гар дилаш чунон мехоҳад.
В-он гаҳ ба назора дида бар раҳ биниҳам,
То мужда кӣ оварад, ки ҷон мехоҳад.

Овард сабо гуле зи гулзори умед,
Ё рӯҳи қудус шаҳпар афканд сафед.
Ё кард сабо шақ вараҷе аз хуршед,
Ё номаи ёр аст, ки овард навид.

Гӯшам чу ҳадиси дарди чашми ту шунид,
Филҳол дилам хун шуду аз дида чакид.
Чашми ту накӯ шавад, ба ман чун нигарӣ,
То кӯр шавад, ҳар он ки натвонад дид.

Ҳарчанд ки дида рӯи хуби ту надид,
Як гул зи гулистони висоли ту начид,
Аммо дили савдозада дар муддати умр
Ҷуз васфи ҷамоли ту на гуфту на шунид.

Маъшуқаи хонагӣ ба коре н-ояд,
К-ӯ дил бараду рӯй ба кас нанмояд.
Маъшуқи хароботию мутриб бояд,
То нимшабон занону кӯбон ояд.

Дар боғ равам, кӯи туам ёд ояд,
Бар гул нигарам, рӯи туам ёд ояд.
Дар сояи сарв агар даме биншинам,
Сарви қади дилҷӯи туам ёд ояд.

Ёди ту кунам, дилам ба фарёд ояд,
Номи ту барам, умри шуда ёд ояд.
Ҳар гаҳ  ки маро ҳадиси ту ёд ояд,
Бо ман дару девор ба фарёд ояд.

Пирем, вале чу ишқ дамсоз ояд,
Ҳангоми нишоту тарабу ноз ояд.
Аз зулфи сиёҳи ту каманде фиканам
Бар гардани умри рафта, то боз ояд.

Дар дӯзахам ар зулфи ту дар чанг ояд,
Аз ҳоли биҳиштиён маро нанг ояд.
В-ар бе ту ба саҳрои биҳиштам хонанд,
Саҳрои биҳишт бар дилам танг ояд.

Чашме ба саҳоб ҳамнишин мебояд,
Хотир ба нишот хашмгин мебояд.
Сар бар сари дору сина бар синаи теғ,
Осоиши ошиқон чунин мебояд.

Эй ишқ, ба дарди ту саре мебояд,
Сайди ту зи ман қавитаре мебояд.
Ман мурғи ба як шӯъла кабобам, бигузор,
К-ин оташро самандаре мебояд.

Осон гули боғи муддао натвон чид,
Бе сарзаниши хори ҷафо натвон чид.
Бишкуфта гули мурод бар шохи умед,
То сар naниҳӣ ба зери по, натвон чид.

Ҷонам ба лаб аз лаъли хамӯши ту расид,
Аз лаъли хамӯши боданӯши ту расид.
Гӯши ту шунидаам, ки дарде дорад,
Дарди дили ман магар ба гӯши  ту расид?

Гулзори вафо зи хори ман мерӯяд,
Ихлос зи раҳгузори ман мерӯяд.
Дар куфри ту дӯш сар ба зону будам,
Имрӯз гул аз канори ман мерӯяд.

Чашмам, ки надошт тоби наззораи ёр,
Шуд ашкфишон ба пеши он симъизор.
Дар сели сиришк акси рухсораш дид,
Нақши аҷабе бар об зад охири кор.

Сарриштаи дӯст, эй бародар ба каф ор,
В-ин умри гиромӣ ба хасорат магузор.
Доим ҳама ҷо, бо ҳама кас, дар ҳама кор
Медор ниҳуфта чашми дил ҷониби ёр.

Ё раб, бикушо, гиреҳ зи кори мани зор,
Раҳме, ки зи ақл оҷизам дар ҳама кор.
Ҷуз даргаҳи ту кай бувадам даргоҳе,
Маҳрум аз ин дарам макун, ё ғаффор.

Бустони рухи ту гулситон орад бор,
Лаъли ту ҳаёти ҷовидон орад бор.
Бар хок фишон қатрае аз лаъли лабат,
То буму бари замона ҷон орад бор.

Гуфтам: Чашмам. Гуфт: Ба роҳаш медор,
Гуфтам: Ҷигарам. Гуфт: Пуроҳаш медор.
Гуфтам, ки: Дилам. Гуфт: Чӣ дорӣ дар дил?
Гуфтам: Ғами ту. Гуфт: Нигоҳаш медор.

Бо ёри мувофиқ ошноӣ хуштар,
В-аз ҳамдами бевафо ҷудоӣ хуштар.
Чун салтанати замона бигзоштанист,
Пайванд ба мулки бенавоӣ хуштар.

Ё раб, ба карам бар мани давреш нигар,
Дар ман манигар, дар карами хеш нигар.
Ҳарчанд наям лоиқи бахшоиши ту,
Бар ҳоли мани хастаи дилреш нигар.

Лаззоти ҷаҳон чашида бошӣ ҳама умр,
Бо ёри худ орамида бошӣ ҳама умр.
Ҳам охири умр реҳлатат бояд кард,
Хобе бошад, ки дида бошӣ ҳама умр.

Эй пушти ту гарм карда санҷобу самур,
Яксон ба мазоқи ту чи ширину чи шӯр.
Аз ҷониби ишқ бонг бар бонгу ту кар,
В-аз ҷониби ҳусн арз дар арзу ту кӯр.

Хуршед чу бар фалак занад рахти нур,
Дар партави он хира шавад дида зи дур.
В-он дам, ки кунад зи пардаи абр зуҳур.
Фаннозиру яҷталиҳи мин ғайри қусур.

Ҳар луқма, ки бар хони авон аст, махӯр,
Гар нафси туро роҳати ҷон аст, махӯр.
Гар нафси туро асал намояд ба масал,
Он хуни дили пирзанон  аст, махӯр.

Дар боргаҳи ҷалолат, эй узрпазир,
Дарёб, ки ман омадаам зору ҳақир.
Аз ту ҳама раҳмат асту аз ман тақсир,
Ман ҳеч наям, ҳама туӣ, дастам гир.

Маҷнуну парешони туам, дастам гир,
Саргаштаву ҳайрони туам, дастам гир.
Ҳар бесару по чу дастгире дорад,
Ман бесару самони туам, дастам гир.

Гуфтам, ки:Дилам.Гуфт: Кабобе кам гир,
Гуфтам: Чашмам. Гуфт: Саробе кам гир.
Гуфтам: Ҷонам. Гуфт, ки: Дар олами ишқ
Бисёр хароб аст, харобе кам гир.

Огоҳ бизӣ, эй дилу огоҳ бимир,
Чун толиби манзилӣ ту, дар роҳ бимир.
Ишқ аст ба сони зиндагонӣ, варна
З-ин сон, ки туӣ, хоҳ бизӣ, хоҳ бимир.

Эй сирри ту дар синаи ҳар маҳрами роз,
Пайваста дари раҳмати ту бар ҳама боз.
Ҳар кас, ки ба даргоҳи ту овард ниёз,
Маҳрум зи даргоҳи ту кай гардад боз.

Дар ҳар саҳаре бо ту ҳамегӯям роз,
Бар даргаҳи ту ҳамекунам арзи ниёз.
Бе миннати бандагонат, эй банданвоз,
Кори мани бечораи саргашта бисоз.

Ман будам дӯшу он бути банданавоз,
Аз ман ҳама лоба буду аз вай ҳама ноз.
Шаб рафту ҳадиси мо ба охир нарасид,
Шабро чӣ гунаҳ, қиссаи мо буд дароз.

Дил ҷуз раҳи ишқи ту напӯяд ҳаргиз,
Ҷон ҷуз сухани ишқ нагӯяд ҳаргиз.
Саҳрои дилам ишқи ту шӯристон кард,
То меҳри касе дар он нарӯяд ҳаргиз.

Донӣ, ки маро ёр чӣ гуфтаст имрӯз,
Ҷуз мо ба касе дарманигар, дида бидӯз.
Аз чеҳраи хеш оташе афрӯзад,
Яъне ки биёву дар раҳи дӯст бисӯз.

Дил хаставу ҷон фигору мижгон хунрез,
Рафтам бари он ёру маҳи меҳрангез.
Ман ҷой накарда гарм, гардун ба ситез
Зад бонг, ки: Ҳон, чанд нишинӣ, бархез!

Аллоҳ, ба фарёди мани бекас рас,
Фазлу карамат ёри мани бекас бас.
Ҳар кас ба касею ҳазрате менозад,
Ҷуз ҳазрати ту надорад ин бекас кас.

Наврӯз шуду ҷаҳон баровард нафас,
Ҳосил зи баҳори умр моро ғаму бас.
Аз қофилаи баҳор н-омад овоз,
То лола ба боғ сарнигун сохт ҷарас.

Дар дил дардест аз ту пинҳон, ки мапурс,
Танг омада чандон дилам аз ҷон, ки мапурс.
Бо ин ҳама ҳолу дар чунин танг диле
Ҷо карда муҳаббати ту чандон, ки мапурс.

Шоҳо, зи дуои марди огоҳ битарс,
В-аз сӯзи дилу оҳи саҳаргоҳ битарс.
Бар лашкару бар сипоҳи худ ғарра машав,
Аз омадани сели баногоҳ битарс.

Эй воқифи асрори замири ҳама кас,
Дар ҳолати аҷз дастгири ҳама кас.
Ё раб, ту маро тавба диҳу узр пазир,
Эй тавбадиҳу узрпазири ҳама кас.

То дар назанӣ, баҳри чӣ дорӣ оташ,
Ҳаргиз нашавад ҳақиқати ҳоли ту х(в)аш.
Андар як дил ду дӯстӣ н-ояд хуш,
Моро хоҳӣ, хате ба олам даркаш.

Чун теша мабошу ҷумла бар худ матарош,
Чун ранда зи кори хеш бебаҳра мабош.
Таълим зи арра гир дар амри маош,
Ниме суи худ мекашу ниме мепош.

Гар қурби Худо металабӣ, дилҷӯ бош,
В-андар пасу пеши халқ некӯгӯ бош.
Хоҳӣ, ки чу субҳ содиқулқавл шавӣ,
Хуршедсифат бо ҳама кас якрӯ бош.

Шоҳӣ талабӣ, бирав, гадои ҳама бош,
Бегона зи хешу ошнои ҳама бош.
Хоҳӣ, ки туро чу тоҷ бар сар доранд,
Дасти ҳама гиру хоки пои ҳама бош.

Чун шаб бирасад, зи субҳхезон мебош,
Чун шом шавад, зи ашкрезон мебош.
Овез дар он ки ногузир аст туро,
В-аз ҳар чӣ хилофи ӯ, гурезон мебош.

Дил ҷои ту шуд, вагарна пурхун кунамаш,
Дар дида туӣ, вагарна Ҷайҳун кунамаш.
Уммеди висоли туст ҷонро, в-арна
Аз тан ба ҳазор ҳила берун кунамаш.

Савдои туам дари ҷунун мезад дӯш,
Дарёи ду дида мавҷи хун мезад дӯш.
Дар нимашабон хайли хаёли ту расид,
В-арна ҷонам хайма бурун мезад дӯш.

Шӯхе, ки ба дида буд доим ҷояш,
Рафт аз назарам сарви қади раънояш.
Гашт аз паи ӯ қатразанон мардуми чашм,
Чандонки зи ашк обила шуд бар пояш.

Оташ ба ду дасти хеш дар хирмани хеш,
Чун худ задаам, чӣ нолам аз душмани хеш?
Кас душмани ман нест, манам душмани хеш,
Эй вои ману дасти ману домани хеш.

Эй бар сари ҳарфи ину он нозада хат,
Пиндор, дуӣ далели буъд аст ба хат.
Дар ҷумлаи коиноти бе саҳву ғалат
Як айн фаҳасб дону як зот фақат.

Дил кард басе нигоҳ дар дафтари ишқ,
Ҷуз дӯст надид ҳеч рӯ дарх(в)ари ишқ.
Чандонки рухат ҳусн ниҳад бар сари ҳусн,
Шӯрида дилам ишқ ниҳад бар сари ишқ.

Бар уди дилам навохт як замзама ишқ,
З-он замзамаам зи пой то сар ҳама ишқ.
Ҳаққо, ки ба аҳдҳо наёям берун,
Аз уҳдаи ҳақгузории якдама ишқ.

Домони ғинои ишқ пок омад, пок,
З-олудагии ниёз бо муште хок.
Чун ҷилвагару назорагӣ ҷумла худ ӯст,
Гар мову ту дар миён набошем, чӣ бок.

Гар фазл кунӣ, надорам аз олам бок,
В-ар адл кунӣ, шавам ба якбора ҳалок.
Рӯзе сад бор гӯям: Эй холиқи пок,
Муште хокам, чӣ ояд аз муште хок.

То шер будам, шикори ман буд паланг,
Пирӯз будам, ба ҳар чӣ кардам оҳанг.
То ишқи туро ба бар даровардам танг,
Аз беша бурун кард маро рӯбаҳи ланг.

Дар ишқи ту, эй дилбари пуркинаву ҷанг,
Гаштем саропои ҷаҳон бо дили танг.
Шуд даст зи кору монд по аз рафтор,
Ин баски ба сар задему он баски ба санг.

Дасте, ки задӣ ба ноз бар зулфи ту чанг,
Чашме, ки зи диданат зи дил бурдӣ занг.
В-он чашм бибаст бе туам дида ба хун,
В-он даст бикӯфт бе туам сина ба санг.

Пурсид касе манзили он меҳргусил,
Гуфтам, ки: Дили ман аст ӯро манзил.
Гуфто, ки: Дилат куҷост? Гуфтам: Бари ӯ,
Пурсид, ки: Ӯ куҷост? Гуфтам: Дар дил.

Шайдои туро рӯҳи муқаддас манзил,
Савдои туро ақли муҷаррад маҳмил.
Сайёҳи ҷаҳони маърифат, яъне дил
Дар баҳри ғамат даст ба сар, пой ба гил.

Дар боғ куҷо равам, ки нолад булбул,
Бе ту чӣ кунам ҷилваи сарву сунбул.
Ё қадди ту ҳаст, ончи медорад сарв,
Ё рӯи ту ҳаст, ончи медорад гул.

Меруст зи Дашти Ховарон лолаи ол,
Чун донаи ашки ошиқон дар маҳу сол.
Бинмуд чу рӯи дӯст аз парда ҷамол,
Чун сурати ҳоли ман шудаш сурату ҳол.

Гар бо ғами ишқ созгор ояд дил,
Бар маркаби орзу савор ояд дил.
Гар дил набувад, куҷо ватан созад ишқ,
В-ар ишқ набошад, ба чӣ кор ояд дил?

Чандат гуфтам, ки дида бардӯз, эй дил,
Дар роҳи бало фитна маяндӯз, эй дил.
Акнун  ки шудӣ ошиқу бадрӯз, эй дил,
Тан дардиҳу ҷон кану ҷигар сӯз, эй дил.

Дар ишқ чӣ беҳ зи бурдборӣ, эй дил,
Гӯям ба ту як сухан зи ёрӣ, эй дил.
Ҳарчанд расад зи ёр хорӣ, эй дил,
Зинҳор ба рӯи ӯ наёрӣ, эй дил.

Бо аҳли замона ошноӣ мушкил,
Бо чархи куҳан ситезароӣ мушкил.
Аз ҷону ҷаҳон қатъ намудан осон,
Дар ҳам задани дил ба ҷудоӣ мушкил.

Ранҷураму дар дил аз ту дорам сад ғам,
Бе лаъли лабат ҳарифи дардам ҳама дам.
З-ин умр малулам мани мискини ғариб,
Хоҳад шавад оромгаҳам кӯи адам.

Гар пора кунӣ маро зи сар то ба қадам,
Мавҷуд шавам зи ишқи ту ман зи адам.
Ҷоне дорам, зи ишқи ту карда рақам,
Хоҳиш ба шодӣ кушу хоҳиш ба ғам.

Ҳам дар раҳи маърифат басе тохтаам,
Ҳам дар сафи олимон сар андохтаам.
Чун парда зи пеши хеш бардоштаам,
Бишнохтам, ки ҳеч нашнохтаам.

Гар ман гунаҳи ҷумла ҷаҳон кардастам,
Афви ту умед аст, ки гирад дастам.
Гуфтӣ, ки ба рӯзи аҷз дастат гирам,
Оҷизтар аз ин маху, к-акнун ҳастам.

Ҷоно, ману ту намунаи паргорем,
Сар гарчи ду кардаем, як тан дорем.
Бар нуқта равонем кунун чун паргор,
Дар охири кор сар ба ҳам боз орем.

Дерест, ки тири фақрро омоҷам,
Бар торами афлоки фалокат тоҷам.
Як шамма зи муфлисии худ баргӯям,
Чандонки Худо ғанист, ман мӯҳтоҷам.

Ҳарчанд ба сурат аз ту дур афтодам,
Зинҳор мабар зан, ки шудӣ аз ёдам.
Дар кӯи вафои ту агар хок шавам,
З-он ҷо натавонад, ки рабояд бодам.

Удам чу набуд, чӯби бед овардам,
Рӯи сияҳу мӯи сапед овардам.
Чун худ гуфтӣ, ки ноумедӣ куфр аст,
Фармони ту бурдаму умед овардам.

Андӯҳи ту аз дили ҳазин медуздам,
Номат зи забони ону ин медуздам.
Меноламу қуфл бар даҳон мефиганам,
Мегиряму хун дар остин медуздам.

Гар хок туӣ, хоки туро хок шудам,
Чун хоки туро хок шудам, пок шудам.
Ғам сӯи ту ҳаргиз гузаре менакунад,
Охир чӣ ғамат, аз он ки ғамнок шудам?!

Андар талаби ёр чу мардона шудам,
Аввалқадам аз вуҷуд бегона шудам.
Ӯ илм намешунид, лаб бар бастам,
Ӯ ақл намехарид, девона шудам.

Онон, ки ба номи нек мехонандам,
Аҳволи даруни бад намедонадам.
Гар з-онки дарун-бурун бигардонандам,
Муставҷиби онам, ки бисӯзонандам.

Он дам, ки ҳадиси ошиқӣ бишнудам,
Ҷону дилу  дидаро ба ғам фарсудам.
Мепиндоштам, ошиқу маъшуқ дуянд,
Чун ҳар ду якест, ман худ аҳвал будам.

Умре ба ҳавас боди ҳаво паймудам,
Дар ҳар коре хуни ҷигар полудам.
Дар ҳар чӣ задам даст, зи ғам фарсудам,
Даст аз ҳама боздоштам, осудам.

Ман аз ту ҷудо набудаам, то будам,
Ин аст далели толиъи масъудам.
Дар зоти ту нопадидам ар, маъзурам,
В-аз нури ту зоҳирам агар, мавҷудам.

Ҳаргиз набувад шикасти кас мақсудам,
Озурда нашуд  зи ман диле, то будам.
Сад шукр, ки чашми айббинам кӯр аст,
Шодам, ки ҳасуд нестам, маҳсудам.

Дар кӯи ту ман сӯхтадоман будам,
В-аз оташи ғам сӯхтахирман будам.
Оре, ҷоно, дӯш ба бомат будам,
Гуфтӣ: Дузд аст. Дузд набуд, ман будам.

Дар васли ту пайваста ба гулшан будам,
Дар ҳаҷри ту бо нолаву шеван будам.
Гуфтам ба дуо, ки чашми бад дур зи ту,
Эй дӯст, магар чашми бадат ман будам?

Якчанд давидаму қадам фарсудам,
Охир бе ту падид н-омад судам.
То даст ба байъати вафоят судам,
Дар хона нишастаму фурӯ осудам.

З-омезиши ҷону тан туӣ мақсудам,
В-аз мурдану зистан туӣ мақсудам.
Ту дер бизӣ, ки ман бирафтам зи миён,
Гар «ман» гӯям, зи «ман» туӣ мақсудам.

Дар хоб ҷамоли ёри худ медидам,
В-аз боғи висоли ӯ гуле мечидам.
Мурғи саҳарӣ зи хоб бедорам кард,
Эй кош, ки бедор намегардидам.

Рӯзе зи паи гулоб мегардидам,
Пажмурда изори гул дар оташ дидам.
Гуфтам, ки: Чӣ кардаӣ, ки месӯзандат?
Гуфто, ки: Дар ин боғ даме хандидам.

Дишаб, ки ба кӯи ёр мегардидам,
Донӣ, ки паи чӣ кор мегардидам?
Қурбони хилофи ваъдааш мегаштам,
Гирди сари интизор мегардидам.

Гар дар сафарам, туӣ рафиқи сафарам,
В-ар дар ҳазарам, туӣ аниси ҳазарам.
Алқисса ба ҳар куҷо, ки бошад гузарам,
Ҷуз ту набувад ҳеч касе дар назарам.

Гар дасти тазаррӯъ ба дуо бардорам,
Беху буни кӯҳҳо зи ҷо бардорам.
Лекин зи тафаззулоти маъбуди аҳад
«Фасбир сабран ҷамил»-ро бардорам.

Ё раб, чу ба ваҳдатат яқин медорам,
Имон ба ту оламофарин медорам.
Дорам лаби хушку дидаи тар, бипазир,
К-аз хушку тари ҷаҳон ҳамин медорам.

Аз ҳаҷри ту, эй нигор, андар норам,
Месӯзам аз ин дарду дам андар н-орам.
То даст ба гардани ту андар н-орам,
Оғушт ба хун чу дона андар норам.

Аз хоки дарат рахти иқомат набарам,
Дузд аст ғамат, ҷон ба саломат набарам.
Бардор ниқоб аз руху бинмой ҷамол,
То ҳасрати он рух ба қиёмат набарам.

Озурдатарам, гарчи камозортарам,
Бисёртарам, гарчи вафодортарам.
Бо ҳар кӣ вафову сабр ман кардам беш,
Субҳоналлаҳ, ба чашми ӯ хортарам.

Ҷаҳде бикунам, ки дил зи ҷон баргирам,
Роҳи сари кӯи дилситон баргирам.
Чун парда миёни ману дилдор манам,
Бархезаму худро зи миён баргирам.

На аз сари кори бохалал метарсам,
На низ зи тақсири амал метарсам.
Тарсам зи гуноҳ нест, омурзиш ҳаст,
Аз собиқаи рӯзи азал мерасам.

Машҳуди хафӣ чу ганҷи дақёнусам,
Пайдову ниҳон чу шамъ дар фонусам.
Алқисса дар ин чаман чу беди Маҷнун
Меболаму дар тараққии маъкусам.

Аз ҷумлаи дардҳои бедармонам,
В-аз ҷумлаи сӯзу доғи бепоёнам
Сӯзандатар он аст, ки чун мардуми чашм,
Дар чашми манию диданат натвонам.

Бемеҳрии он баҳонаҷӯ медонам,
Бе дарду ситам одати ӯ медонам.
Ҷуз ҷавру ҷафо одати он бадхӯ не,
Ман шеваи ёри худ накӯ медонам.

Бе рӯи ту рои истиқомат накунам,
Касро ба ҳавои ту маломат накунам.
Дар ҷустани васли ту иқомат накунам,
Аз  ишқи ту тавба то қиёмат накунам.

Бо дарди ту андешаи дармон накунам,
Бо зулфи ту орзуи имон накунам.
Ҷоно, ту агар ҷон талабӣ, хуш бошад,
Андешаи ҷон барои имон накунам.

Ишқи ту зи  хосу ом пинҳон чӣ кунам?
Дарде  ки зи ҳад гузашт, дармон чӣ кунам?
Хоҳам, ки дилам ба дигаре майл кунад,
Ман хоҳаму дил нахоҳад, эй ҷон, чӣ кунам?

Ёдат кунам, ар шоду агар ғамгинам,
Номат барам, ар хезам, агар биншинам.
Бо ёди ту хӯ кардаам, эй дӯст, чунон,
Дар ҳар чӣ назар кунам, туро мебинам.

Он бахт надорам, ки ба комат бинам,
Ё даргузарӣ, ҳам ба саломат бинам.
Васли ту ба ба ҳеч гуна дастам н-ояд,
Номат бинависаму ба номат бинам.

То бурдӣ аз ин диёр ташрифи қудум,
Бар дил рақами шавқи ту дорам марқум.
Ин қисса маро кушт, ки ҳангоми видоъ
Аз давлати дидори ту гаштам маҳрум.

Ғамнокаму аз кӯи ту бо ғам наравам,
Ҷуз шоду умедвору хуррам наравам.
Аз даргаҳи ҳамчу ту кариме ҳаргиз
Навмед касе нарафту ман ҳам наравам.

Ё раб, ту чунон кун, ки парешон нашавам,
Мӯҳтоҷи бародарону хешон нашавам.
Бе миннати халқи худ маро рӯзӣ деҳ,
То аз дари ту бар дари эшон нашавам.

Донӣ, ки чиҳо, чиҳо, чиҳо мехоҳам,
Васли ту мани бесарупо мехоҳам.
Фарёду фиғону нолаам донӣ чист?
Яъне  ки туро, туро, туро мехоҳам.

Эй дӯст, тавофи хонаат мехоҳам,
Бӯсидани остонаат мехоҳам.
Бе миннати халқ тӯшаи ин раҳро
Мехоҳаму аз хизонаат мехоҳам.

Не боғ, на бустон, на чаман мехоҳам,
Не сарв, на гул, на ёсуман мехоҳам.
Хоҳам зи Худои хеш кунҷе, ки дар он
Ман бошаму он касе, ки ман мехоҳам.

Сармояи ғам зи даст осон надиҳам,
Дил барнаканам зи дӯст, то ҷон надиҳам.
Аз дӯст, ки ёдгор дарде дорам,
Он дард ба сад ҳазор дармон надиҳам.

Дорам зи Худо хоҳиши ҷанноти наъим,
Зоҳид ба савобу ман ба уммеди азим.
Ман дасти тиҳӣ меравам, ӯ тӯҳфа ба даст,
То з-ин ду кадом хуш кунад табъи карим.

Чун доира мо зи пӯстпӯшони туем,
Дар доираи ҳалқабагӯшони туем.
Гар бинвозӣ, ба ҷон хурӯшони туем,
В-ар нанвозӣ, ҳам аз хамӯшони туем.

Ҳарчанд зи кори худ хабардор наем,
Беҳуда тамошогари гулзор наем.
Бар ҳошияи китоб чун нуқтаи шак
Бекор наем, агарчи дар кор наем.

Мо дар раҳи савдои ту манзил кардем,
Сӯзест дар оташе, ки дар дил кардем.
Дар шаҳр маро ба номи ту мехонанд,
Некӯ номе зи ишқ ҳосил кардем.

Ҳарчанд ки дил ба васл шодон кардем,
Дидем, ки хотират парешон кардем.
Хуш бош, ки мо хӯй ба ҳиҷрон кардем,
Бар худ душвору бар ту осон кардем.

Шамъам, ки ҳама ниҳон фурӯ мегирям,
Механдаму ҳар замон фурӯ мегирям.
Чун ҳеч кас аз гиряи ман огаҳ нест,
Хуш-хуш ба миёни ҷон фурӯ мегирям.

Мо ҷуз ба ғами ишқи ту сар нафрозем,
То сар дорем, дар ғамат дарбозем.
Гар ту сари мо бесару сомон дорӣ,
Моему саре дар қадамат андозем.

Як ҷав ғами айём надорем, хушем,
Гар чошт бувад, шом надорем, хушем.
Чун пухта ба мо мерасад аз матбахи ғайб,
Аз кас тамаъи хом надорем, хушем.

Афтода манам ба гӯшаи байти ҳазан,
Ғамҳои ҷаҳон мӯниси ғамхонаи ман.
Ё раб, ту ба фазли хеш дандонамро
Бахшой ба рӯҳи ҳазрати Вайси Қаран.

Фарёд зи дасти фалаки бесару бун,
К-андар бари ман на нав биҳишту на куҳун.
Бо ин ҳама низ шукр мебояд кард,
Гар з-ин батарам кунад, кӣ гӯяд, ки макун?

Баҳрест вуҷуди ҷовидон мавҷзанон,
З-он баҳр надида ғайри мавҷ аҳли ҷаҳон.
Аз ботини баҳр мавҷ бин, гашта аён,
Бар зоҳири баҳру баҳр дар мавҷ ниҳон.

Ҷон асту забон аст, забон душмани ҷон,
Гар ҷон-т ба кор аст, нигаҳ дор забон.
Ширин сухане бигуфт  шоҳи санамон:
«Сар барги дарахт аст, забон боди хазон».

Чандин чӣ занӣ назора гирди майдон,
Ин ҷо дами аждаҳосту захми пилон.
То ҳар кӣ дарояд, биниҳад ӯ дилу ҷон,
Фориғ чӣ кунад гирди сарои султон?

Рафтам ба табибу гуфтам аз дарди  ниҳон,
Гуфто: Аз ғайри дӯст барбанд забон.
Гуфтам, ки: Ғизо? Гуфт: Ҳамин хуни ҷигар.
Гуфтам: Парҳез? Гуфт: Аз ҳар ду ҷаҳон.

Он дӯст, ки ҳаст ишқи ӯ душмани ҷон,
Бар бод ҳаме диҳад ғамаш хирмани ҷон.
Ман дар талабаш дарбадару кӯйбакӯй,
Ӯ дар дилу карда даст дар гардани ҷон.

Ё раб, зи қаноатам тавонгар гардон,
В-аз нури яқин дилам мунаввар гардон.
Рӯзии мани сӯхтаи саргардон
Бе миннати махлуқ муяссар гардон.

Ё раб, зи ду кавн бениёзам гардон,
В-аз афсари фақр сарфарозам гардон.
Дар роҳи талаб маҳрами розам гардон,
З-он раҳ, ки на сӯи туст,  бозам гардон.

Дорам, гила аз дард, начандон чандон,
Бо гиря тавон гуфт, на хандон-хандон.
Дурру гуҳарам ҷумла ба тороҷ бирафт,
Он дурру гуҳар чӣ буд? Дандон, дандон!

Дунё гузарон, меҳнати дунё гузарон,
Не бар падарон монаду не бар писарон.
То битвонӣ, умр ба тоат гузарон,
Бингар, ки фалак чӣ мекунад бо дигарон.

Бар гӯши дилам зи ғайб овоз расон,
Мурғи дили хастаро ба парвоз расон.
Ё раб, ки ба дӯстии мардони раҳат
Ин гумшудаи маро ба ман боз расон.

Рухсори ту бе ниқоб дидан натавон,
Дидори ту бе ҳиҷоб дидан натавон.
Модом  ки дар камоли ишроқ бувад,
Сарчашмаи офтоб дидан натавон.

Бо гулрухи хеш гуфтам: Эй ғунчадаҳон,
Ҳар лаҳза мапӯш чеҳра чун ишвадиҳон.
Зад ханда, ки: Ман ба акси хубони ҷаҳон
Дар парда аён бошаму бе парда ниҳон.

Судат накунад ба хона-дар биншастан,
Доман-т ба доманам бибояд бастан.
К-он рӯз, ки дасти мо ба домони ту аст,
Моро натавон зи доманат бигсастан.

Пул бар забари муҳити қулзум бастан,
Роҳи гардиш ба чарху анҷум бастан,
Нешу дами мору думи каждум бастан
Битвон, натвон даҳони мардум бастан.

Аз соҳати дил ғубори касрат руфтан,
Беҳ з-он ки ба ҳарза дурри ваҳдат суфтан.
Мағрури сухан машав, ки ки тавҳиди Худо
Воҳид дидан бувад, на воҳид гуфтан.

То лаъли ту дилфурӯз  хоҳад будан,
Корам ҳама оҳу сӯз хоҳад будан.
Гуфтӣ, ки: Ба хонаи ту оям рӯзе,
Он рӯз кадом рӯз хоҳад будан?

Саҳл аст маро бар сари ханҷар будан,
Ё баҳри муроди хеш бесар будан.
Ту омадаӣ, ки кофареро бикушӣ,
Ғозӣ чу туӣ, хуш аст кофар будан.

Дунё насазад аз ӯ мушавваш будан,
Аз сӯзи ғамаш даме дар оташ будан.
Мо ҳечу ҷаҳон ҳечу ғаму шодӣ ҳеч,
Хуш нест барои ҳеч нох(в)аш будан.

Як лаҳза чароғи орзуҳо пуф кун,
Қатъи назар аз ҷамоли ҳар Юсуф кун.
З-ин шаҳд як ангушт ба коми ту кашам,
Аз лаззат агар маст нагардӣ, туф кун.

Хоҳӣ, ки касе шавӣ, зи мастӣ кам кун,
Нохӯрда шароби васл, мастӣ кам кун.
Бо зулфи бутон дароздастӣ кам кун,
Бутро чӣ гунаҳ, ту бутпарастӣ кам кун.

Дарвешӣ кун, қасди дари шоҳ макун,
В-аз домани фақр даст кӯтоҳ макун.
Андар даҳани мор шаву мол маҷӯй,
Дар чоҳ нишину талаби ҷоҳ макун.

Ё раб, ту ба фазл мушкилам осон кун,
Аз фазлу карам дарди маро дармон кун.
Бар ман манигар, ки бекасу беҳунарам,
Ҳар чиз, ки лоиқи ту бошад, он кун.

Ё раб, назаре бар мани саргардон кун,
Лутфе ба мани дилшудаи ҳайрон кун.
Бо ман  макун, он чи ман сазои онам,
Он-ч аз караму лутфи ту зебад, он кун.

Дар даргаҳи мо дӯстии якдила кун,
Ҳар чиз, ки ғайри мост, онро яла кун.
Як субҳ ба ихлос биё бар дари мо,
Гар кори ту барнаёмад, он гаҳ гила кун.

Эй шамъ, чу абр гиряву зорӣ кун,
В-эй оҳи ҷигарсӯз, сипаҳдорӣ кун.
Чун баҳраи васли ӯ надорӣ, эй дил,
Дандон ба чигар ниҳу ҷигархорӣ кун.

Эй нола, гарат дамест, изҳоре кун,
В-он ғофили мастро хабардорӣ кун.
Эй дасти муҳаббати вилоят, бадар ой,
В-эй ботини шаръи дӯстӣ, коре кун.

Розе ки ба шаб лаби ту гӯяд бо ман,
Гуфтор забон нагардадаш пероман.
З-он сар ба гиребони сухан сар н-орад.
Пироҳани ҳарф танг дорад доман.

Ошиқ ману девона ману шайдо ман,
Шӯҳра ману афсона ману расво ман.
Кофир ману бутпараст ман, тарсо ман,
Инҳо ману сад бор батар з-инҳо ман.

Эй зулфи мусалсалат балои дили ман,
В-эй лаъли лабат гираҳкушои дили ман.
Ман дил надиҳам ба кас барои дили ту,
Ту дил ба касе мадеҳ барои дили ман.

Эй ишқ, ту мояи ҷунуни дили ман,
Ҳусни рухи ту рехта хуни дили ман.
Ман донаму дил, ки дар висолат чунам,
Касро чӣ хабар зи андаруни ман?

Шуд дида ба ишқ раҳнамуни дили ман,
То кард пур аз ғусса даруни дили ман.
Зинҳор, агар дилам намонад рӯзе,
Аз дида талаб кунед хуни дили ман.

Бахте на, ки бо дӯст даромезам ман,
Сабре на, ки аз ишқ бипарҳезам ман.
Дасте на, ки бо қазо даровезам ман,
Пое на, ки аз дасти ту бигрезам ман.

Эй гашта саросема ба дарёи ту ман,
В-эй аз туву худ гумшуда дар рои ту ман.
Ман дар ту кучо расам, ки дар зоту сифат,
Пинҳонии ман туию пайдои ту ман.

Султон гӯяд, ки накди ганчинаи ман,
Сӯфӣ гӯяд, ки далқи пашминаи ман.
Ошиқ гӯяд, ки дарди деринаи ман,
Ман донаму ман, ки чист дар синаи ман.

Зад шӯъла ба дил оташи пинҳонии ман,
З-андоза гузашт меҳнати чонии ман.
Маъзурам, агар сухан парешон афтод,
Маълум шавад магар парешонии ман.

Дорам зи ҷафои фалаки оинагун
В-аз гардиши ин сипеҳри хаспарвари дун
Аз дида рухе, ҳамчу пиёла ҳама ашк,
В-аз сина диле, ҳамчу сурохӣ ҳама хун.

Шӯрида дилею ғусса гардун-гардун,
Гирён чашмею ашк Ҷайҳун-Ҷайҳун.
Коҳида танею шӯъла хирман-хирман,
Ҳар шӯъла зи кӯҳи Қоф афзун-афзун.

Фарёд зи дасти фалаки оинагун,
К-аз ҷавру ҷафои ӯ ҷигар дорам хун.
Рӯзе ба ҳазор ғам ба шаб меорам,
То худ фалак аз парда чӣ орад берун.

То гирди рухи ту сунбул омад берун,
Сад нола зи ман чу булбул омад берун.
Пайваста зи гул сабза бурун меояд,
Ин турфа, ки аз сабза гул омад берун.

Гар сақфи сипеҳр гардад оинаи чин,
В-ар тахтаи фӯлод шавад рӯи замин.
Аз рӯзии ту кам нашавад, дон ба яқин,
Медон, ки чунин асту чунин асту чунин.

Эй дар ҳама шаън зоти ту пок аз шайн,
Не дар ҳақи ту кайфа тавон гуфт, на айн.
Аз рӯи тааққул ҳама ғайранду сифот,
Зотат бувад аз рӯи таҳаққуқ ҳама ъайн.

Бар зарра нишинам, бичамад, тахтам бин,
Мӯре ба ду манзил бибарад, рахтам бин.
Гар луқма масал зи қурси хуршед кунам,
Торикии сина оварад, бахтам бин.

Ҳарчанд ки ёр саргарон аст ба ту,
Ғамгин нашавӣ, ки меҳрубон аст ба ту.
Дилдор мисоли сурати оина аст,
То ту нигаронӣ, нигарон аст ба ту.

Эй оинаро дода ҷило сурати ту,
Як оина кас надид бе сурати ту.
Не, не, ки зи лутф дар ҳама  оинаҳо
Худ омадаӣ ба дидани сурати ту.

Дурам агар аз саодати хидмати ту,
Пайваста дил аст оинаи талъати ту.
Аз гармии офтоби ҳаҷрам чӣ ғам аст,
Дорам чу паноҳи сояи давлати ту.

Ҷону дили ман фидои хоки дари ту,
Гар фармоӣ, ба дида оям бари ту.
Васлат гӯяд, ки ту надорӣ сари мо,
Бесар бодо, ҳар кӣ надорад сари ту!

Эй гашта ҷаҳон ташнаи пуроб аз ту,
Эй ранги гулу лолаи хушоб аз ту.
Мӯҳтоҷ ба кимиёи иксири туем,
Беш аз  ҳама ақл гашта сероб аз ту.

Эй сабзии сабзаи баҳорон аз ту,
В-эй сурхии рӯи гулъизорон аз ту.
Оҳи дилу ашки беқаророн аз ту,
Фарёд, ки бод аз туву борон аз ту.

Абрест, ки хуни дида борад ғами ту,
Заҳрест, ки тарёк надорад ғами ту.
Дар ҳар нафасе ҳазор меҳнатзадаро
Бедил кунаду зи дин барорад ғами ту.

Аз дидаи санг хун чаконад ғами ту,
Бегонаву ошно надонад ғами ту.
Дам даркашаму ғамат ҳама нӯш кунам,
То аз паси ман ба кас намонад ғами ту.

Эй омада кори ман ба ҷон аз ғами ту,
Танг омада бар дилам ҷаҳон аз ғами ту.
Ҳон, эй дилу дида, то ба сар барнакунам
Хоки ҳама Дашти Ховарон аз ғами ту.

Эй холиқи зулҷалол, в-эй раҳмон ту,
Сомондиҳи кори бесару сомон ту.
Хасмони маро мутеъи ман мегардон,
Бераҳмонро зи чашми ман гардон ту.

Эй шамъи дилам қомати санҷидаи ту,
Васли ту ҳаёти ин ситамдидаи ту.
Чун оина пур шуд дилам аз акси рухат,
Сӯят нигарам, валек аз дидаи ту.

Эй дар дили ман асли таманно ҳама ту,
В-эй дар сари ман мояи савдо ҳама ту.
Ҳарчанд ба рӯзгор дарменигарам,
Имрӯз ҳама туию фардо ҳама ту.

Эй дар дилу ҷон сурату маънӣ ҳама ту,
Мақсуд ҳама зи дину дунйӣ ҳама ту.
Ҳам бо ҳама ҳамдамию ҳам бе ҳама ту,
Эй бо ҳама ту, бе ҳама ту, не ҳама ту.

Шабҳои дароз, эй дареғо бе ту,
Ту хуфта ба ноз, эй дареғо бе ту.
Дурию фироқ, эй дареғо бе ту,
Ман дар таку тоз, эй дареғо бе ту.

Дарди дили ман давош медонӣ ту,
Сӯзи дили ман сазош медонӣ ту.
Ман ғарқи гунаҳ, пардаи исён дар пеш,
Пинҳон чӣ кунам, ки фош медонӣ ту.

Моро набувад диле, ки кор ояд аз ӯ,
Ҷуз нола, ки ҳар даме ҳазор ояд аз ӯ.
Чандон гирям, ки кӯчаҳо гил гардад,
Най рӯяду нолаҳои зор ояд аз ӯ.

Ишқ аст, ки шери нар забун ояд аз ӯ,
Аз ҳар чӣ гумон барӣ, фузун ояд аз ӯ.
Гаҳ душмание кунад, ки меҳр афзояд,
Гаҳ дӯстие, ки бӯи хун ояд аз ӯ.

Абр аз деҳқон, ки жола мерӯяд аз ӯ,
Дашт аз Маҷнун, ки лола мерӯяд аз ӯ.
Хулд аз сӯфию ҳури ин аз зоҳид,
Мову дилаке, ки нола мерӯяд аз ӯ.

Савдои сари бесару сомон як сӯ,
Бемеҳрии чарху даври гардон як сӯ.
Андешаи хотири парешон як сӯ,
Инҳо ҳама як сӯ, ғами ҷонон як сӯ.

Эй дил, чу фироқи ёр дидӣ, хун шав,
В-эй дида, мувофиқат бикун, Ҷайҳун шав.
Эй ҷон, ту азизтар наӣ аз ёрам,
Бе ёр нахоҳамат, зи тан берун шав.

Эй дар сифати зоти ту ҳайрон кеҳу меҳ,
В-аз ҳар ду ҷаҳон хидмати даргоҳи ту беҳ.
Иллат ту ситонию шифо ҳам ту диҳӣ,
Ё раб, ту ба файзи хеш бистону бидеҳ.

Аз ҳар чӣ на аз баҳри ту кардам, тавба,
В-ар бе ту ғаме хӯрдам, аз он ғам тавба.
В-он низ, ки баъд аз он барои ту кунам,
Гар беҳтар аз он тавон, аз он ҳам тавба.

Эй хокнишини даргаҳи қадри ту моҳ,
Дасти ҳавас аз домани васлат кӯтоҳ.
Дар кӯи ту з-он хона гирифтам, ки мабод
Озурда шавад хаёлат аз дурии роҳ.

Эй зоҳиду обид аз ту дар нолаву оҳ,
Наздики туву дури туро ҳол табоҳ.
Кас нест, ки аз дасти ғамат ҷон бибарад,
Онро ба тағофул кушӣ, инро ба нигоҳ.

Инак сари кӯи дӯст, инак сари роҳ,
Гар ту наравӣ, равандагонро чӣ гуноҳ?
Ҷома чӣ кунӣ кабуду нилию сиёҳ,
Дил соф куну қабо ҳамепӯшу кулоҳ.

Маъмураи дил ба илм ороста беҳ,
Маъмураи тан зи кина пироста беҳ.
Аз ҳастии худ ҳарчӣ тавон, коста беҳ,
Ҳар чиз, ки ғайри туст, нохоста беҳ.

Дар гуфтани зикри ҳақ забон аз ҳама беҳ,
Тоат ки ба шаб кунӣ ниҳон, аз ҳама беҳ.
Хоҳӣ зи пули сирот осон гузарӣ,
Нон деҳ ба ҷаҳониён, ки нон аз ҳама беҳ.

Аз  мардуми садранг сияҳпӯшӣ беҳ,
В-аз халқи фурӯмоя фаромӯшӣ беҳ.
Аз сӯҳбати нотамоми бехосиятон
Кунҷею фароғатею хомӯшӣ беҳ.

Эй нек накардаву бадиҳо карда,
В-он гоҳ наҷоти худ таманно карда.
Бар афв макун такя, ки ҳаргиз набувад
Нокарда чу карда, карда чун нокарда.

Зоҳид   хушдил, ки тарки дунё карда,
Майхора хиҷил, ки маъсиятҳо карда.
Тарсам, ки кунад умеди бим охири кор
Нокарда чу карда, карда чун нокарда.

Чашмам, ки сиришки лолагун оварда,
В-аз ҳар мижа қатраҳои хун оварда.
Не, не, ба назораат дили хуншудаам
Аз равзани сина сар бурун оварда.

Баҳрест, на коҳанда, на афзоянда,
Амвоҷ бар ӯ равандаву оянда.
Олам чу иборат аз ҳамин амвоҷ аст,
Набвад ду замон, балки ду он поянда.

Афсӯс, ки умр рафт бар беҳуда,
Ҳам луқма ҳарому ҳам нафас олуда.
Фармудаи нокарда пушаймонам кард,
Афсӯс зи кардаҳои нофармуда.

То кай зи ҷаҳони пургазанд андеша,
То чанд зи ҷони мустаманд андеша?
Он, к-аз ту тавон ситад, ҳамин колбад аст,
Як мазбала гӯ мабош, чанд андеша.

Ҳиҷрони туро чу гарм шуд ҳангома,
Бар оташи ман қатра фишон аз хома.
Ман рафтаму мурғи рӯҳи ман пеши ту монд,
То ҳамчу кабӯтар аз ту орад нома.

Дунёталабон зи ҳирс мастанд ҳама,
Мӯсокушу фиръавнпарастанд  ҳама.
Ҳар аҳд, ки бо Худой бастанд ҳама,
Аз дӯстии ҳирс шикастанд ҳама.

Чун бози сафед дар шикорем ҳама,
Бо нафсу ҳавои нафс ёрем ҳама.
Гар парда зи рӯи корҳо баргиранд,
Маълум шавад, ки дар чӣ корем ҳама.

Эй рӯи ту меҳри оламорои ҳама,
Васли ту шабу рӯз таманнои ҳама.
Гар бо дигарон беҳ зи манӣ, вой ба ман,
В-ар бо ҳама кас ҳамчу манӣ, вои ҳама.

Савдо ба сарам ҳамчу паланг андар кӯҳ,
Ғам бар сари ғам ба сони санг андар кӯҳ.
Дур аз ватани хеш ба ғурбат монда,
Чун шер ба дарёву наҳанг андар кӯҳ.

Онам, ки туам зи хок бардоштаӣ,
Нақшам ба муроди хеш бингоштаӣ.
Корам чу ба дасти хеш бигзоштаӣ,
Мерӯям аз он сон, ки туам коштаӣ.

Эй ғам, ки ҳиҷоби  сабр бишкофтаӣ,
Бетобии ман дидаву бартофтаӣ.
Шаб тираву ёр дуру кас мӯнис не,
Эй ҳаҷр, бикуш, ки бекасам ёфтаӣ.

Дорам санаме, чеҳрабарафрӯхтае,
В-аз хирмани даҳр дидабардӯхтае.
Ӯ ошиқи дигарею ман ошиқи ӯ,
Парвонасифат сӯхтае, сӯхтае.

Ман кистам? Оташбадилафрӯхтае,
Девонаи бо хирад баҷангомадае.
Дӯшина ба кӯи дӯст аз рашкам сӯхт
Нолидани поидилбасангомадае.

Эй холиқи зулҷалолу эй бор Худой,
То чанд равам дар ба дару ҷой ба ҷой?
Ё хонаи уммеди маро дар дарбанд,
Ё қуфли муҳиммоти маро дар бикушой.

Ё писту баланди даҳрро саркӯбӣ,
Ё хору хаси замонаро ҷорӯбӣ.
То чанд тавон вазъи мукаррар дидан?
Аслӣ, насабӣ, қиёматӣ, ошӯбӣ.

Аҳде ба сари забони худ барбастӣ,
Сад хона пур аз бутон, яке нашкастӣ.
Ту пиндорӣ ба як шаҳодат растӣ,
Фардот кунад хумор, к-акнун мастӣ.

Ғам ҷумла насиби чархи хам боистӣ,
Ё бо ғами ман сабр ба ҳам боистӣ.
Ё мояи ғам чу умр кам боистӣ,
Ё умр ба андозаи ғам боистӣ.

Дар кӯи худам маскану маъво додӣ,
Дар базми висоли худ маро ҷо додӣ.
Алқисса, ба сад карашмаву ноз маро
Ошиқ кардию сар ба саҳро додӣ.

Аввал ҳама ҷоми ошноӣ додӣ,
Охир ба ситам заҳри ҷудоӣ додӣ.
Чун кушта шудам, бигуфтӣ: Ин куштаи кист?
Дод аз ту, ки доди бевафоӣ додӣ.

Ман кистам? Аз қайди ду олам фарде,
Анқоманише, баландҳиммат марде.
Девонаи бехуде, биёбонгарде,
Лабрези муҳаббате, саропо дарде.

Бо фоқаву фақр ҳамнишинам кардӣ,
Бе хешу табору беқаринам кардӣ.
Ин мартабаи муқаррабони дари туст,
Оё ба чӣ хидмат инчунинам кардӣ?

Эй дида, маро ошиқи ёре кардӣ,
Доғам зи рухи лолаъизоре кардӣ.
Коре кардӣ, ки ҳеч натвон гуфтан,
Аллаҳ, Аллаҳ, чи хуб коре кардӣ!

Эй дил, то кай мусибатафзо гардӣ,
Эй хуншуда, чанд дардпаймо гардӣ?
Андохтиям дар ба дару кӯй ба кӯй,
Расво кардӣ маро ту, расво гардӣ!

Эй он ки ба гирди шамъ дуд овардӣ,
Яъне, ки хат арчи хуш набуд, овардӣ.
Гар дуди дили ман аст, дерат бигирифт,
В-ар хатт ба хуни мост, зуд овардӣ.

Эй чарх, басе лайлу наҳор овардӣ,
Гаҳ фасли хазону гаҳ баҳор овардӣ.
Мардони ҷаҳонро ҳама бурдӣ ба замин,
Номардонро ба рӯи кор овардӣ.

Эй кош маро ба нафт олояндӣ,
Оташ бизадандию набахшояндӣ.
Дар чашми азизи ман намак соядӣ,
В-аз дӯст ҷудо шудан нафармояндӣ.

Эй холиқи зулҷалоли ҳар ҷонваре,
В-эй раҳрави раҳнамои ҳар бехабаре.
Бастам камари умед бар даргаҳи ту,
Бикшой даре, ки ман надорам ҳунаре.

Дасте на, ки аз нахли ту чинам самаре,
Пое на, ки аз кӯи ту ёбам гузаре.
Чашме на, ки бар хеш бигирям қадаре,
Рӯе на, ки бар хок бинолам саҳаре.

Ҳангоми сапедадам хурӯси саҳарӣ
Донӣ, ки чаро ҳамекунад навҳагарӣ?
Яъне, ки намуданд дар оинаи субҳ,
К-аз умр шабе гузашту ту бехабарӣ.

Эй зоти ту дар сифоти аъён сорӣ,
Авсофи ту дар сифоташон мутворӣ.
Васфи ту зоти мутлақ аст, аммо нест
Дар зимни мазоҳир аз тақайюд орӣ.

Ё раб, ё раб, каримию ғаффорӣ,
Раҳмону раҳиму роҳиму сатторӣ.
Хоҳам, ки ба раҳмати худовандии хеш
Ин бандаи шарманда фурӯ нагзорӣ.

Эй шамъ, намунае зи сӯзам дорӣ,
Хомӯшию мурдани румузам дорӣ.
Дорӣ хабар аз сӯзи шаби ҳиҷронам,
Оё чӣ хабар зи нури рӯзам дорӣ?

Чун гул ба гулоб шуста рӯе дорӣ,
Чун мушк ба май ҳалшуда мӯе дорӣ.
Чун арсагаҳи қиёмат аз анбуҳи халқ
Пурофату меҳнат сари кӯе дорӣ.

Эй дил, бари дӯст тӯҳфа ҷуз ҷон набарӣ,
Дардат чу диҳанд, номи дармон набарӣ.
Бе дард зи дасти дӯст нолон гаштӣ,
Хомӯш, ки арзи дардмандон набарӣ.

Пайваста ту дил рабудаӣ, маъзурӣ,
Ғам ҳеч наёзмудаӣ, маъзурӣ.
Ман бе ту ҳазор шаб ба хун дархуфтам,
Ту бе ту шабе набудаӣ, маъзурӣ.

Аз кибр мадор ҳеч дар дил ҳавасе,
К-аз кибр ба ҷое нарасидаст касе.
Чун зулфи бутон шикастагӣ одат кун,
То сайд кунӣ ҳазор дил дар нафасе.

Эй дар сари ҳар кас аз хаёлат ҳавасе,
Ба ёди ту барнаёяд аз ман нафасе.
Мафрӯш маро ба ҳечу озод макун,
Ман хоҷа яке дораму ту банда басе.

Гаҳ шонакаши турраи Лайло бошӣ,
Гаҳ дар сари Маҷнун ҳама савдо бошӣ.
Гаҳ оинаи ҷамоли Юсуф гардӣ,
Гаҳ оташи хирмани Зулайхо бошӣ.

М-озор дилеро, ки ту ҷонаш бошӣ,
Маъшуқаи пайдову ниҳонаш бошӣ.
З-он метарсам, ки аз дилозории ту
Дил хун шаваду ту дар миёнаш бошӣ.

Ҷон чист?- Ғаму дарду балоро ҳарфе,
Дил чист?- Даруни сина сӯзею тафе.
Алқисса, паи шикасти  мо баста сафе,
Марг аз тарафею зиндагӣ аз тарафе.

Эй он ки ба кунҳат нарасад идроке,
Кавнайн ба пеши карамат хошоке.
Аз рӯи корам агар бибахшӣ ҳамаро,
Бахшида шавад пеши ту мушти хоке.

Ҳаққо, ки агар чу мурғ пар доштаме,
Рӯзе зи ту сад бор хабар доштаме.
Ин воқиаам агар набудӣ дар пеш,
Кай дида зи дидори ту бардоштаме.

Вассофии худ ба рағми ҳосид то кай?
Тарвиҷи чунин матоъи косид то кай?
Ту маъдумӣ, хаёли ҳастӣ аз ту,
Фосид бошад, хаёли фосид то кай?

Эй дил, зи шароби ҷаҳл мастӣ то кай?
В-эй нестшаванда лофи ҳастӣ то кай?
Гар ғарқаи баҳри ҳасрату оз наӣ,
Тардоманию ҳавопарастӣ то кай?

Эй аз ту ба боғ ҳар гулеро ранге,
Ҳар мурғеро зи шавқи ту оҳанге.
Бо кӯҳ зи андӯҳи ту рамзе гуфтам,
Бархост садои нола аз ҳар санге.

То битавонӣ, бикаш ба ҷон бори диле,
Мекӯш, ки то шавӣ зи дил ёри диле.
Озори диле маҷӯ, ки ногоҳ кунӣ
Кори ду ҷаҳон дар сари озори диле.

Ҳастӣ, ки аён нест равон дар шоне,
Дар шони дигар ҷилва кунад ҳар оне.
Ин нукта ба ҷуз «Кул явмин фӣ шаънин»
Гар боядат аз каломи Ҳақ бурҳоне.

Гар дар талаби гавҳари конӣ, конӣ,
В-ар зинда ба бӯи васли ҷонӣ, ҷонӣ.
Алқисса, ҳадиси мутлақ аз ман бишунав,
Ҳар чиз, ки дар ҷустани онӣ, онӣ.

Эй он ки давои  дардмандон донӣ,
Рози дили зори мустамандон донӣ.
Ҳоли дили хешро чӣ гӯям бо ту?
Ногуфта ту худ ҳазор чандон донӣ.

Гуфтӣ, ки ба вақти маҷлис афрӯхтанӣ
Оё  ки чӣ нуктаҳост бардӯхтанӣ?
Эй бехабар аз сӯхтаву сӯхтанӣ,
Ишқ омаданӣ бувад, на омӯхтанӣ.

То чанд сухан тарошию ранда занӣ,
То кай ба ҳадаф тири пароканда занӣ?
Гар як варақ аз илми хамӯшӣ хонӣ,
Бисёр бад-ин гуфтушунав ханда занӣ.

Хоҳӣ чу Халил Каъба бунёд кунӣ,
В-онро ба намозу тоат обод кунӣ,
Рӯзе ду  ҳазор банда обод кунӣ,
Беҳ з-он набувад, ки хотире шод кунӣ.

То тарки алоиқу авоиқ накунӣ,
Як саҷдаи шоистаи лоиқ накунӣ.
Ҳаққо, ки зи доми лофу иззе нараҳӣ,
То тарки худу ҷумла халоиқ накунӣ.

Ё раб, дари халқ такягоҳам накунӣ,
Мӯҳточи гадову подшоҳам накунӣ.
Мӯи сияҳам сафед кардӣ ба карам,
Бо мӯи сафед рӯсиёҳам накунӣ.

Дунёи дании пурҳавасро чӣ кунӣ,
Олудаи ҳар нокасу касро чӣ кунӣ?
Он ёр талаб кун, ки туро бошаду бас,
Маъшуқаи сад ҳазор касро чӣ кунӣ?

Аз содагию салимию мискинӣ
В-аз саркашию такаббуру худбинӣ
Бар оташ агар нишониям, биншинам,
Бар дида агар нишонамат, наншинӣ.

Боз ой, ки то сидқи ниёзам бинӣ,
Бедории шабҳои дарозам бинӣ.
Не, не, ғалатам, ки худ фироқи ту, буто,
Кай зинда гузорадам, ки бозам бинӣ?

Гар дар Яманӣ, чу бо манӣ, пеши манӣ,
Гар пеши манӣ, чу бе манӣ, дар Яманӣ.
Ман бе ту чунонам, эй нигори яманӣ,
Худ дар ғалатам, ки ман туям, ё ту манӣ.

Майдони фароху марди майдоне не,
Мардони ҷаҳон  чунонки медонӣ, не.
Дар зоҳирашон ба авлиё мемонанд,
Дар ботинашон бӯи мусулмонӣ не.

Эй дар хами чавгони ту сарҳо шуда гӯй,
Берун на зи фармони ту дил як сари мӯй.
Зоҳир, ки ба дасти мост, шустем тамом,
Ботин, ки ба дасти туст, онро ту бишӯй.

Дар кӯи ту медиҳанд ҷоне ба ҷаве,
Ҷоне чӣ бувад, ки корвоне ба ҷаве.
Аз васли ту як ҷав ба ҷаҳоне арзад,
З-ин ҷинс, ки моем, ҷаҳоне ба ҷаве.

Таҳқиқи маъонӣ зи иборот маҷӯй,
Бе рафъи қуюду эътиборот маҷӯй.
Хоҳӣ ёбӣ зи иллати ҷаҳл шифо,
Қонуни наҷот аз «Ишорот» маҷӯй.

Дар зулмати ҳайрат ар гирифтор шавӣ,
Хоҳӣ, ки зи хоби ҷаҳл бедор шавӣ,
Дар сидқ талаб наҷот, зеро ки ба сидқ
Шоистаи файзи нури анвор шавӣ.

Дар мадраса  гарчи донишандӯз шавӣ,
В-аз гармии баҳс маҷлисафрӯз шавӣ.
Дар мактаби ишқ бо ҳама доноӣ
Саргашта чу тифлони навомӯз шавӣ.

Аз ҳастии хеш то пушаймон нашавӣ,
Сарҳалқаи орифону мастон нашавӣ.
То дар назари халқ нагардӣ кофир,
Дар мазҳаби ошиқон мусулмон нашавӣ.

Гар сайди адам шавӣ, зи худ раста шавӣ,
В-ар дар сифати хеш шавӣ, баста шавӣ.
Медон, ки вуҷуди ту ҳиҷоби раҳи туст,
Бо худ манишин, ки ҳар замон хаста шавӣ.

Дунё роҳе, биҳишт манзилгоҳе,
Ин ҳар ду ба назди аҳли маънӣ коҳе.
Гар ошиқи содиқӣ, зи ҳар ду бигузар,
То дӯст туро ба худ намояд роҳе.

Омад бари ман қосиди он сарви сиҳӣ,
Овард биҳӣ, то набувад дасти тиҳӣ.
Ман ҳам рухи худ бад-он биҳӣ молидам,
Яъне зи мараз ниҳодаам рӯ ба беҳӣ.

Покию муназзаҳию беҳамтоӣ,
Касро нарасад мулк бад-ин зебоӣ.
Халқон ҳама хуфтаанду дарҳо баста,
Ё раб, ту дари лутф ба мо бикшоӣ.

Гуфтам, ки чароӣ ту бад-ин зебоӣ?
Гуфто худро, ки ман худам яктое.
Ҳам ишқаму ҳам ошиқу ҳам маъшуқам,
Ҳам оинаи ҷамолу ҳам биноӣ.

Эй дилбари исонафаси тарсоӣ,
Хоҳам, ки ба пеши банда бе тарс оӣ.
Гаҳ ашк зи дидаи тарам хушк кунӣ,
Гаҳ бар лаби хушки ман лаби тар соӣ.

Бардорам дил, гар аз ҷаҳон фармоӣ,
Фармон барам, ар суду зиён фармоӣ.
Бишинам, агар бар сари оташ, гӯӣ,
Бархезам, агар аз сари ҷон, фармоӣ.

Он ҷо, ки бибоӣ, на падидӣ гӯӣ,
Он ҷо, ки набоӣ, аз замин баррӯӣ.
Ошиқ кунию муроди ошиқ ҷӯӣ,
Инат хушию зарифию некӯӣ.

Оинасифат ба дасти ӯ некӯӣ,
З-ин сӯй намудаӣ, вале з-он сӯӣ.
Ӯ дида туро, ки айни ҳастии ту ӯст,
З-онаш ту надидаӣ, ки акси ӯӣ.

Эй он, ки барорандаи ҳоҷот туӣ,
Ҳам кофилу кофии муҳиммот туӣ.
Сирри дили хешро чӣ гӯям бо ту,
Чун олими сирри вал -хафиёт туӣ?!

Эй он ки кушояндаи ҳар банд туӣ,
Берун зи иборати чиву чанд туӣ.
Ин давлати ман бас, ки манам бандаи ту,
Ин иззати ман бас, ки Худованд туӣ.

Субҳоналлаҳ, ба ҳар ғаме ёр туӣ,
Субҳоналлаҳ, кушоиши кор туӣ.
Субҳоналлаҳ, ба амри ту кунфаякун,
Субҳоналлаҳ, ғафуру ғаффор туӣ.

Аллоҳ туӣ, в-аз дилам огоҳ туӣ,
Дармонда манам, далели ҳар роҳ туӣ.
Гар мӯрчае дам занад андар таги чоҳ,
Огаҳ зи дами мӯрча дар чоҳ туӣ.

Эй он ки ба мулки хеш поянда туӣ,
В-аз домани шаб субҳнамоянда туӣ.
Кори мани бечора қавӣ баста шудаст,
Бикшой, Худоё, ки кушоянда туӣ.

## БОБО ТОҲИРИ УРЁНИ ҲАМАДОНӢ

Бобо Тоҳири Урёни Ҳамадонӣ аз зумраи шоирони нимаи аввали асри XI буда, дар оғози ҳамин аср ба дунё омадааст. Вохӯрии Бобо Тоҳир бо Туғрулбеки Салҷуқӣ (замони салтанаташ 1038-1063) иттифоқ афтодааст ва дар он солҳо ӯ орифи соҳибмақомот будааст. Мувофиқи ахбори маъхазҳо ҳангоми мулоқот Бобо Тоҳир ба Туғрулбек гуфтааст, ки «Эй турк, бо халқи Худо чӣ хоҳӣ кард?» Султон гуфтааст: «Он чи ту фармоӣ». Бобо Тоҳир гуфтааст, ки «Худо мефармояд: Иналлоҳа яъмуру билъадли вал-эҳсони» (Худованд ба адл ва эҳсон амр мекунад.)

Соли вафоти Бобо Тоҳир маълум нест.

Маҷмӯаи суханони Бобо Тоҳир ба забони арабӣ то замони мо расидааст, ки дар мавзӯъҳои маърифату ибодат ва ишқ гуфта шудаанд. Боқӣ таронаҳо ё дубайтиҳои ӯст, ки ба лаҳҷаи лурӣ эҷод гардидаанд. Ин дубайтиҳои латифу дилнавоз шӯҳрати зиёде доранд ва дар алфозу азҳони мардум иштиҳори зиёде ёфта, аз асли гӯиши лурӣ дур шудаанд.

Бибандам шолу мепӯшам қадакро,
Бинозам гардиши чархи фалакро.
Бигардам оби дарёҳо саросар,
Бишӯям ҳар ду дасти бенамакро.

Тани меҳнаткаше дирам, Худоё,
Дили ҳасраткаше дирам, Худоё.
Зи шавқи маскану доди ғарибӣ
Ба сина оташе дирам, Худоё.

Та, ки нохондаӣ илми самовот,
Та, ки нобурдаӣ раҳ дар харобот,
Та, ки суду зиёни худ назунӣ,
Ба ёрун кай расӣ, ҳайҳот, ҳайҳот.

Шаби торику сангистону му маст,
Қадаҳ аз дасту му афтоду нашкаст.
Нигаҳдорандааш некӯ нигаҳ дошт,
В-агарна сад қадаҳ н-афтода бишкаст.

Бувад дарди муву дармунам аз дӯст,
Бувад васли муву ҳиҷрунам аз дӯст.
Агар қассобам аз тан во кара пӯст,
Ҷудо ҳаргиз нагарда ҷунам аз дӯст.

Азизо, косаи чашмам сароят,
Миёни ҳар ду чашмам хоки поят.
Аз он тарсам, ки ғофил по ниҳӣ боз,
Нишинад хори мижгонам ба поят.

Та дурӣ аз барам, дил дар барам нест,
Ҳавои дигаре андар сарам нест.
Ба ҷони дилбарам, к-аз ҳар ду олам
Таманнои дигар ҷуз дилбарам нест.

Яке барзигаре нолун дар ин дашт
Ба чашми хунфишон олола мекишт.
Ҳамекишту ҳамегуфт: Эй дареғо,
Ки бояд киштану ҳиштан дар ин дашт.

Диле дирам харидори муҳаббат,
К-аз ӯ гарм аст бозори муҳаббат.
Либосе бофтам бар қомати дил
Зи пуди меҳнату тори муҳаббат.

Баҳор омад ба саҳрову дару дашт,
Ҷавонӣ ҳам баҳоре буду бигзашт.
Сари қабри ҷавонон лола рӯяд,
Даме, ки маҳвашон оян ба гулгашт.

Агар дил дилбару, дилбар кадом аст?
В-агар дилбар дилу, дилро чӣ ном аст?
Дилу дилбар ба ҳам оина винам,
Надунам, дил киву дилбар кадом аст?

Намедунам, дилам девунаи кист,
Куҷо мегардаду дар хунаи кист.
Намедунам, дили саргаштаи му
Асири наргиси  мастунаи кист.

Агар зарринкулоҳӣ, оқибат ҳеч,
Ба тахт ар подшоҳӣ, оқибат ҳеч.
Гарат мулки Сулаймон дар нигин аст,
Дар охир хоки роҳӣ, оқибат ҳеч.

Зи дасти дидаву дил ҳар ду фарёд,
Ҳар он чи дида бинад, дил кунад ёд.
Бисозам ханҷаре, нешаш зи фӯлод,
Занам бар дида, то дил гардад озод.

Ҳар он кас ошиқ аст, аз ҷон натарсад,
Ки ишқ аз кундаву зиндон натарсад.
Дили ошиқ бувад гурги гурусна,
Ки гург аз ҳай-ҳайн чӯпон натарсад.

Хушо онун, ки аз по сар надунанд,
Миёни шӯъла хушку тар надунанд.
Куништу Каъбаву бутхонаву дайр-
Сарое холӣ аз дилбар надунанд.

Хушо онун, ки ҳир аз бир надунанд,
На ҳарфе вонависан, на бихунанд.
Чу Маҷнун рӯ ниҳанд андар биёбун,
Дар ин кӯҳо раванд, оҳу чарунанд.

Дилам бе васли та шодӣ мебинад,
Ба ғайр аз меҳнат озодӣ мабинад.
Харобободи дил бе мақдами та,
Илоҳӣ, ҳаргиз ободӣ мабинад.

Ғами ишқат биёбунпарварам кард,
Ҳавои бахт беболупарам кард.
Ба му гуфтӣ:- Сабурӣ кун, сабурӣ,
Сабурӣ турфа хоке бар сарам кард.

Илоҳӣ, гардани гардун шавад хурд,
Ки фарзанди ҷаҳонро ҷумлагӣ бурд.
Яке н-оя, фалонӣ зинда вобӣ,
Ҳамегӯя:- Фалон ибни фалон мурд.

Хушо онун, ки савдои ту диранд,
Ки сар пайваста дар пои ту диранд.
Ба дил дирам таманнои касоне,
Ки андар дил таманнои ту диранд.

Хушо онун, ки во та ҳамнишинанд,
Ҳамеша бо дили хуррам нишинанд.
Бувад ин расми ишқу ишқбозӣ,
Ки густохона оянду та винанд.

Макун коре, ки бар по сангат ояд,
Ҷаҳон бо ин фарохӣ тангат ояд.
Чу фардо номахоҳун нома хоҳанд,
Туро аз нома хондан нангат ояд.

Ба дил ёдам чу аз буму бар ояд,
Сиришкам бехуд аз чашми тар ояд.
Аз он тарсам мани баргаштадаврон,
Ки умрам дар ғарибӣ бар сар ояд.

Насиме, к-аз буни он кокул ояд,
Маро хуштар зи бӯи сунбул ояд.
Чу шав гирам хаёлатро дар оғӯш,
Саҳар аз бистарам бӯи гул ояд.

Хуш он соат, ки ёр аз дар дарояд,
Шави ҳиҷрону рӯзи ғам сарояд.
Зи дил берун кунам ҷонро ба сад шавқ,
Ҳамин воҷам, ки ҷояш дилбар ояд.

Амон аз ахтари шӯридаи му,
Фиғон аз бахти баргардидаи му.
Зи ҳиҷронат ба ҷои ашкам аз чашм
Зи мижгун шӯълаҳои оташ ояд.

Маро на сар, на сомон офариданд,
Парешонам, парешон офариданд.
Парешонхотирон рафтанд дар хок,
Маро аз хоки эшон офариданд.

Чу он шохам, ки бораш хурда бошанд,
Чу он вайрон, ки ганҷаш бурда бошанд.
Бар ун пире ҳаменолам дар ин дашт,
Ки рӯдони ҷавунаш мурда бошанд.

Ниҳоле, к-он сар аз боғе барорад,
Ба бораш ҳар касе дасте дарорад.
Бибояд канданаш аз беху аз бун,
Агар бар ҷои мева гавҳар орад.

Яке дарду яке дармун писандад,
Яке васлу яке ҳиҷрун писандад.
Му аз дармуну дарду васлу  ҳиҷрун,
Писандам, он чиро ҷонун писандад.

Ду чашмам дарди чашмуни ту чинод,
Наво дарде ба чашмунат нишинод.
Шунидам, рафтию ёре гирифтӣ,
Агар гӯшам шуну, чашмам навинод.

Дило, хубун дили хунин писанданд,
Дило, хун шав, ки хубун ин писанданд.
Матоъи куфру дин бе муштарӣ нест,
Гурӯҳе ун, гурӯҳе ин писанданд.

Алолай кӯҳсоронам таӣ, ёр,
Бунафшай ҷӯканоронам таӣ, ёр.
Алолай кӯҳсорон ҳафтае бӣ,
Умеди рӯзгоронам таӣ, ёр.

Фалак, зору низорам кардӣ охир,
Ҷудо аз гулъизорам кардӣ охир.
Миёни тахтаи нардам нишондӣ,
Шашу панҷе ба корам кардӣ охир.

Ба дил нақши хиёлат дар шаби тор,
Хаёли хатту холат дар шаби тор.
Мижа кардам ба гарди дида пурчин,
Ки то винам ҷамолат дар шаби тор.

Му он риндам, ки номам бӣ қаландар,
На хон дирам, на нон дирам, на лангар.
Чу рӯз оя, бигардам гирди кӯят,
Чу шав оя, ба хиштон вониҳам сар.

Дилам зору дилам зору дилам зор,
Табибам оваред, дардам кунад чор.
Табибам чун бувина бар муи зор,
Кара дармуни дардамро ба ночор.

Туӣ лавшаккарину ёсаминбар,
Му он танозаринам, дидагон тар.
Аз он тарсӣ, дар оғӯшам биёӣ,
К-аз озар сим гудоза, з-об шаккар.

Гулаш дар зери сунбул сояпарвар,
Ниҳоли қоматаш нахлест навбар.
Зи ишқи он гули рухсори сурӣ
Чу булбул нолаву афғон баровар.

Агар шерӣ, агар бабрӣ, агар гӯр,
Саранҷомат бувад ҷо дар тахи гӯр.
Танат дар гӯр гардад суфрагустар,
Ба гирдаш мушу мору ақрабу мӯр.

Дило, асло натарсӣ аз раҳи дур,
Дило, асло натарсӣ аз таҳи гӯр.
Дило, асло наметарсӣ, ки рӯзе
Шавӣ бунгоҳи мору лонаи мӯр.

Ба рӯи моҳат, эй моҳи даҳу чор,
Ба сарви қаддат, эй зебандарафтор.
Ба ҷуз ишқат хаёле дар сарам не,
Ба дайёре набу ҷуз та сару кор.

Му, ки сар дар биёбунам шаву рӯз,
Сиришк аз дида борунам шаву рӯз,
На таб дирам, на ҷоям мекуна дард,
Ҳамедунам, ки нолунам шаву рӯз.

Бура булбул, бинолем аз сари сӯз,
Бура, ишқи саҳар аз му биёмӯз.
Ту аз баҳри гули панҷрӯза нолӣ,
Му аз баҳри диломам шаву рӯз.

Ҷудо аз рӯят, эй моҳи дилафрӯз,
На рӯз аз шав шиносам, не шав аз рӯз.
Висолат гар маро гардад муяссар,
Бувад ҳар рӯзи ман чун иди Наврӯз.

Худовандо, ба фарёди дилам рас,
Каси бекас туӣ, му монда бекас.
Ҳама гӯянд: Тоҳир кас надора,
Худо ёри мана, чӣ ҳоҷати кас?

Ғами дарди му аз аттор мепурс,
Дарозии шав аз бемор мепурс.
Халоиқ ҷумлагӣ аҳвол пурсанд,
Та, ки ҷону дилӣ, як бор мепурс.

Шави тор асту гургон мезанан меш,
Ду зулфонат ҳамоил кун, бура пеш.
Аз он кунҷи лабат бӯсе ба му деҳ,
Бигӯ: Роҳи Худо додам ба дарвеш.

Ба гӯристон гузар кардам каму беш,
Бидидам ҳоли давлатманду дарвеш.
На дарвеше ба хоке бекафан рафт,
На давлатманд бурд аз як кафан беш.

Фалак на ҳамсаре дорад, на ҳамкуф,
Ба хунрезе касе асло нагуфт «уф».
Ҳамеша шеваву кораш ҳамина,
Чароғи дудмонеро кунад пуф.

Диле дирам, диле девонаву данг,
Надунам му, ки дирам ном ё нанг.
Аз ин девонагӣ рӯзе бароям,
Ки дар домони дилбар барзанам чанг.

Худовандо, му безорам аз ин дил,
Шаву рӯзон дар озорам аз ин дил.
Зи бас нолидам, аз нолиданам танг,
Зи му бистон, ки безорам аз ин дил.

Дило, пӯшам зи дастат ҷомаи нил,
Ниҳам доғи ғамат чун лола бар дил.
Дам аз меҳрат занам ҳамчун дами субҳ,
Аз ин дам то дами сури Сирофил.

Чаро озурдаҳолӣ, эй дил, эй дил,
Мудом андар хаёлӣ, эй дил, эй дил.
Бирав, кунҷе нишин, шукри Худо кун,
Ки шояд ком ёбӣ, эй дил, эй дил.

Магар шеру палангӣ, эй дил, эй дил
Ба му доим ба ҷангӣ, эй дил, эй дил.
Агар дастам расад, хунат бирезам,
Бувинам, то чӣ рангӣ, эй дил, эй дил.

Дило, ғофил зи субҳонӣ, чӣ ҳосил,
Мутеъи нафси шайтонӣ, чӣ ҳосил?
Бувад қадри ту афзун аз малоик,
Ту қадри худ намедонӣ, чӣ ҳосил?

Манам он озарин мурғе, ки филҳол
Бисӯзам оламе, гар барзанам бол,
Мусаввир гар кашад нақшам  ба девор,
Бисӯзам олам аз таъсири тимсол.

Зи бӯи зулфи ту мафтунам, эй гул,
Зи ранги рӯи ту дилхунам, эй гул.
Мани ошиқ зи ишқат беқарорам,
Ту чун Лайлию ман Маҷнунам, эй гул.

Худоё, дод аз ин дил, дод аз ин дил,
Ки як дам му нагаштам шод аз ин дил.
Чу фардо додхоҳун дод хоҳанд,
Бигӯям сад ҳазорун дод аз ин дил.

Ҳаромам бе та бу ололаву гул,
Ҳаромам бе та бу овози булбул.
Ҳаромам бӣ, агар бе та нишинам,
Кашам дар пои гулбун соғари мул.

Илоҳӣ, гар навоҷам в-ар бивоҷам,
Та дунӣ ҳоҷатамро, му чӣ воҷам?
Агар бинвозиям, ҳоҷат раво кун,
Агар маҳрум созӣ, му чӣ соҷам?

Агар ойӣ, ба ҷонат во навозам,
В-агар н-ойӣ, зи ҳиҷронат гудозам.
Биё, дарде ки дорӣ, бар дилам неҳ,
Бимирам, ё бисӯзам, ё бисозам.

Ду зулфонат бувад тори рубобам,
Чӣ мехоҳӣ аз ин ҳоли харобам?
Та, ки бо му сари ёрӣ надорӣ,
Чаро ҳар ними шав ойӣ ба хобам?

Му аз қолу бало ташвиш дирам,
Гуноҳ аз баргу борун беш дирам.
Агар «Лотақнату» дастам нагирад,
Му аз «Ё вайлано» андеш дирам.

Ба рӯи дилбаре гар моиластам,
Макун манъам, гирифтори диластам.
Худоро, сорбон, оҳиста  мерон,
Ки му вомандаи ин қофиластам.

Зи дасти чархдорун дод дирам,
Ҳазорон нолаву фарёд дирам.
Нишаста дилситонам бо хасу хор,
Чӣ гуна хотири худ шод дирам?

Намедонам, ки розам во кӣ вожам,
Ғами сӯзу гудозам во кӣ вожам.
Чӣ вожам, ҳар кӣ зуна, бингара фош,
Дигар розу ниёзам во кӣ вожам?

Му он озурдаи бехонумонам,
Му он меҳнатнасиби сахтҷонам.
Му он саргашта хорам дар биёбун,
Ки ҳар боде вазад, пешаш давонам.

Бура, сӯтадило, то мо бинолем,
Зи дасти ёри бепарво бинолем.
Бишем бо булбули шайдо ба гулшан.
Агар булбул нанола, мо бинолем.

Ба саҳро бингарам, саҳро та винам,
Ба дарё бингарам, дарё та винам.
Ба ҳар ҷо бингарам кӯҳу дарду дашт,
Нишон аз қомати раъно та винам.

Му, к-аз сӯтадилонам, чун нанолам,
Му, к-аз беҳосилонам, чун нанолам?
Нишаста булбулон бо гул биноланд,
Му, ки дур аз гулонам, чун нанолам?

Бура, сӯтадилон гирди ҳам оем,
Сухан во ҳам карем, ғам во намоем.
Тарозу оварем, ғамро бисанҷем,
Ҳар он ғамгинтарем, вазнинтар оем.

Му он баҳрам, ки дар зарф омадастам,
Чу нуқта бар сари ҳарф омадастам.
Ба ҳар алфе алифқадде барояд,
Алифқаддам, ки дар алф омадастам.

Му ки чун уштурам, қонеъ ба хорам,
Хурокам хору харворе ба борам.
Аз ин харҷи қалилу бори сангин
Ҳанӯз аз рӯи молик шармсорам.

Бура, як шав мунаввар кун вусоқам,
Маҳил дар меҳнату дарди фироқам.
Ба тоқи ҷуфти абрӯи ту савганд,
Ки му ҷуфти ғамам, то аз ту тоқам.

Бишам, вошам, аз ин олам бадар шам,
Бишам, аз Чину Мочин дуртар шам.
Бари дилдор пайғоме фиристам,
Ки гар дурӣ хуша, ман дуртар шам.

Дилам зору ҳазина, чун нанолам,
Вуҷудам оташина, чун нанолам?
Ба му воҷан, ки чуну чанд нолӣ,
Чу маргам дар камина, чун нанолам?

Бура, рӯзе, ки дидори та винам,
Гулу сунбул ба дидори та чинам.
Бура, биншин барум солуну моҳун,
Ки то серат бувинам, нозанинам.

Ба ишқат, эй дареғо, награвистам,
Навиди васли ту то нашнавистам.
Ба дил тухми вафоят киштам охир,
Ба ҷуз андӯҳу хорӣ надравистам.

Назунам му, ки саргардон чароям,
Гаҳе гирён, гаҳе нолон чароям?
Ҳама дарде ба дармон ёфт дармун,
Назунам му, ки бедармон чароям.

Ғамам ғам бию ғамхори дилам ҳам,
Ғамам ҳам мӯнису ҳам ёру ҳамдам.
Ғамам наҳла, ки му танҳо бишинам,
Маризо, боракаллаҳ, марҳабо ғам.

Бе та гулшан чи зондона ба чашмам,
Гулистон озаристона ба чашмам.
Бе та орому умру зиндагонӣ
Ҳама хоби парешона ба чашмам.

Бе та болин сияҳмора ба чашмам,
Бе та рӯзон шави тора ба чашмам.
Бе та ҳар гаҳ шавам сайри гулистон,
Гулистон сар ба сар хора ба чашмам.

Хуш он соат, ки дидори ту винам,
Каманди анбаринтори ту винам.
Навина хуррамӣ ҳаргиз дили му,
Магар он дам, ки рухсори ту винам.

Дилам дур асту аҳволаш назунам,
Касе хоҳад, ки пайғомаш расунам.
Худовандо, зи маргам мӯҳлате деҳ,
Ки дидоре ба дидораш расунам.

Му, ки афсурдаҳолам, чун нанолам,
Шикаста парру болам, чун нанолам?
Ҳама гӯян: Фалонӣ, нола кам кун,
Та ой дар хаёлам, чун нанолам?

Му аз ҷаври бутон дил реш дирам,
Зи лола доғ бар дил беш дирам.
Чу фардо номахонон нома хонанд,
Му аз хиҷлат саре дар пеш дирам.

Сари кӯҳи баланд чандон нишинам,
Ки лола сар дарора, му бичинам.
Чу лола бевафо бу, бевафо бу,
Нигори бевафо му чун гузинам?

Агар чашмам бидӯзӣ, дӯта хоҳам,
В-агар ҷисмам бисӯҷӣ, сӯта хоҳам.
Агар боғам барӣ, бар чидани гул,
Гули ҳамрангу ҳамбӯи та хоҳам.

Ба оҳе гунбади хазро бисӯҷам,
Фалакро ҷумла сар то по бисӯҷам.
Бисӯҷам, ар на корамро бисоҷӣ,
Чӣ фармоӣ: Бисоҷӣ ё бисӯҷам?

Бура, як дам бинолему бисӯҷем,
Аз он рӯе, ки ҳар ду тирарӯҷем.
Та, булбул, ҳошалиллаҳ мисли мунӣ,
Набу ҷуз дарду ғам як умр рӯҷем.

Аз он ангуштнамои рӯзгорам,
Ки дур афтода аз ёру диёрам.
Назунам қасди ҷон кардам ба ноҳақ,
Ба ҷуз бар сар задан чора надорам.

Ба шав маҳви рухи маҳпора ҳастам,
Ба рӯз аз дарду ғам бечора ҳастам.
Ту дорӣ дар макони худ қароре,
Муям, ки дар ҷаҳон овора ҳастам.

Аз он дилхаставу синафигорам,
Ки гирён дар таҳи санги мазорам.
Бивоҷандам, ки та шӯре надорӣ,
Саропо шӯр дорам, шар надорам.

Ба дил дарди ғамат боқӣ ҳанӯзам,
Касе воқиф набу аз дарди сӯзам.
Набу як булбули сӯта ба гулшан,
Ба сӯзи му набу кофар ба рӯзам.

Фалак кай бишнавад оху фиғонам,
Ба ҳар гардиш занад оташ ба ҷонам.
Як умре бигзаронам бо ғаму дард,
Ба коми дил нагардад осмонам.

Назунӣ, эй фалак, ки мустамандам,
Во му пур бад макан, ки дардмандам.
Ба як гардиш, ки мегардӣ, бибинӣ,
Чу ришта му ба сомонат бибандам.

Шавон историгон як-як шуморам,
Бува нимашавон гӯш во та дорам.
Пас аз нимашавон, ки то наёӣ,
Бурони ашк аз дида биборам.

Зи ҳоли хештан му бехабар бим,
Назунам дар сафар ё дар ҳазар бим.
Фиғон аз дасти ту, эй бемурувват,
Ҳамезунам, ки умре дарбадар бим.

Азизон, мо гирифтори ду дардем,
Яке баднақшию дигар, ки фардем.
Насиби мо набу, ки мо та винем,
Ҷамолат як назар нодида мурдем.

Гулистон ҷои ту, эй нозанинам,
Му дар гулхан ба хокистар нишинам.
Чи дар гулшан, чи дар гулхан, чи саҳро,
Чу дида во карам, ҷуз ту навинам.

Зи ишқат оташе дар бӯта дирам,
Дар он оташ дилу ҷон сӯта дирам.
Сагат гар по ниҳад бар чашм, эй дӯст,
Ба мижгон хоки роҳаш рӯта дирам.

Ҳазорон ғам ба дил андӯта дирам,
Ба сина оташе афрӯта дирам.
Ба як оҳи саҳаргоҳ аз дили танг
Ҳазорон муддаиро сӯта дирам.

Дилоро, бе ту зору нотавонам,
Ҷигар пурхору пурхас дидагонам.
Ҳамон дастон, ки во та бу ба гардан,
Кунунаш чун магас бар сар занонам.

Ғами олам ҳама кардӣ ба борам,
Магар му луки масти сарқаторам.
Маҳорам кардию додӣ ба нокас,
Фузудӣ ҳар замон боре ба  борам.

Ҳазорон мулки дунё гар бидорам,
Ҳазорон мулки уқбо гар бидорам.
Бура, та дилбарам, то бо та вожам,
Ки бе рӯи ту онро гар бидорам.

Сари кӯи ту то чанд ояму шам,
Зи васлат бенаво чанд ояму шам?
Сари кӯят барои дидани ту,
Натарсӣ аз Худо, чанд ояму шам?!

Ҷигар пурдард то кай ояму шам,
Зи васлат фард то кай ояму шам.
Чаро гӯӣ, ки дар кӯям наёӣ,
Му то кай бо рухи зард ояму шам?

Бура, к-аз дида Ҷайҳуне бисозам,
Бура, Лайлию Маҷнуне бисозам.
Фаридуни азиз аз дасти му рафт,
Бура, аз нав Фаридуне бисозам.

Бура, сӯтадило, то мо бинолем,
Биё, парвона, бо  мо, то бинолем.
Зи ишқи  он гули раъно бинолем,
Зи дасти ёри бепарво бинолем.

Му, ки дур аз туам, зуннор бандам,
Яҳуду бутпарастам, гар бихандам.
Пас аз аҳду вафоят, эй дилором,
Дигар аҳду вафо бо кас набандам.

Ту худ гуфтӣ, ки му маллоҳ монам,
Ба оби дидагон киштӣ биронам.
Ҳаметарсам, ки киштӣ ғарқ во бу,
Дар ин дарёи бепоён бимонам.

Шаве нолам, шаве шавгир нолам,
Зи дасти ёри бетадбир нолам.
Гаҳе ҳамчун паланги тирхӯрда,
Гаҳе чун шери дар занҷир нолам.

Му он мастам, ки по аз сар назунам,
Сару пое ба ҷуз дилбар назунам.
Дилороме, к-аз ӯ гирад дил ором,
Ба ғайр аз соқии Кавсар назунам.

Илоҳӣ, душманатро хаста винам,
Ба сина-ш ханҷаре то даста винам.
Сари шав оям, аҳволаш бипурсам,
Саҳар оям, мазораш баста винам.

Фалак, барҳам задӣ охир асосам,
Задӣ бар хумраи нилӣ либосам.
Агар дорӣ барот аз қасди ҷонам,
Бикан охир аз ин дунё асосам.

Ба ханҷар гар дароран дидагунам,
Ба оташ гар бисӯзан устухунам,
Агар бар нохунунам най бикӯбан,
Нагирам дил зи ёри меҳрабунам.

Ба ғайр аз та дигар ёре надирам,
Ба ағёре сару коре надирам.
Ба дуккони ту он косид матоъам,
Ки асло рӯи бозоре надирам.

Зи бахти бад ҳазор андеша дирам,
Ҳамеша заҳри ғам дар шиша дирам.
Зи носозии бахту гардиши чарх
Фиғону оҳу зорӣ пеша дирам.

Зи ишқат оташе дар бӯта дирам,
Дар ун оташ дилу хун сӯта дирам.
Сагат гар по ниҳад бар чашмам, эй дӯст,
Ба мижгун хоки роҳаш рӯта дирам.

Ман ун мискини беқадру бар астам,
Ман ун сӯзанда шамъи бесар астам.
На кори охират, на кори дунё,
Ман ун хушкида нахли бебар астам.

Биё, то даст аз ин олам бидорем,
Биё, то пои дил аз гил барорем.
Биё, то бурдборӣ пеша созем,
Биё, то тухми некӯӣ бикорем.

Му он риндам, ки исён пеша дирам,
Ба  дасте ҷому дасте шиша дирам.
Агар ту бегуноҳӣ, рав малак шав,
Ман аз Ҳаввову Одам реша дирам.

Дило, аз дасти танҳоӣ ба ҷунам,
Зи оҳу нолаи худ дар фиғунам.
Шавони тор аз дарди ҷудоӣ
Кара фарёд мағзи устухунам.

Му он меҳнаткаши ҳасратнасибам,
Ки дар ҳар мулку ҳар буме ғарибам.
Набу рӯзе, ки оӣ бар сари ман,
Дами охир бувинам му ҳабибам.

Бар сар шавқи сари кӯи та дирам,
Ба дил меҳри маҳи рӯи та дирам.
Бути ман, Каъбаи ман, қиблаи ман,
Таӣ ҳар сӯ, назар сӯи та винам.

Бар сар ғайри та савдое надирам,
Ба дил ҷуз та таманное надирам.
Худо зуна, ки дар бозори ишқат
Ба ҷуз ҷун ҳеч колое надирам.

Ғами ишқи та модарзод дирам,
На аз омӯзиши устод дирам.
Хушам бо он, ки аз юмни ғами та
Харобободи дил обод дирам.

Ба умри хештан то ёд дирам,
Зи ҳаҷрат нолаву фарёд дирам.
Надорам хотири шоде ба хотир,
Ҳамеша хотири ношод дирам.

Бура, эй рӯи та боғу баҳорам,
Хаёлат мӯниси шабҳои торам.
Худо дуна, ки дар дунёи  фонӣ
Ба ғайр аз ишқи та коре надорам.

Бура, бура, ки дидори та винам,
Гулу сунбул зи дидори та чинам.
Ҳамин шавқам будӣ солуну моҳун,
Ки дар рӯзе даме бо та нишинам.

Агар мастони мастем, аз та имон,
Агар бе пову дастем, аз та имон.
Агар ҳинду, агар габр, ар мусалмон,
Ба ҳар миллат, ки ҳастем, аз та имон.

Дило чунӣ, дило чунӣ, дило чун,
Ҳама хунӣ, ҳама хунӣ, ҳама хун.
Зи бахри Лайлии симинъизоре
Чу Маҷнунӣ, чу Маҷнунӣ, чу Маҷнун.

Хушо онон, на сар доран, на сомон,
Нишинан, ҳар ду по печон ба домон.
Шавад рӯзон, сабурӣ пеш гиран
Ба ёди рӯи дилдорон мудомон.

Бура, эй дил, бура, ёри пушаймон,
Макун коре, к-аз он гардӣ пушаймон.
Ба ду рӯзе ба нокомӣ сар орем,
Биша рӯзе, ки гул чинем ба домон.

Дилам аз дасти та нолона, нолон
Андаруни дилам хун гашта полон.
Ҳазорон қавл бо мо беш кардӣ,
Ҳама қавлони та болону болон.

Биё, ҷоно, дили пурдарди ман бин,
Сиришки сурху ранги зарди ман бин.
Ғами маҳҷурию дарди сабурӣ,
Биё, бар ҷони ғампарварди ман бин.

Агар  дастам расад бар чархи гардун,
Аз ӯ пурсам, ки  ин чун асту он чун.
Якеро додаӣ сад гуна неъмат,
Якеро қурси ҷав, олуда дар хун.

Зи дасти му кашидӣ боз домон,
Зи кирдорат набӣ як ҷав пушаймон.
Равам, охир ба домане занам даст,
Ки то аз вай расад  корам ба сомон.

Гуле киштам пайи Алванд домон,
Аваш аз дида додам субҳу шомон.
Вақти он бӣ, ки бӯяш во му оӣ,
Ба раҳ бодаш бара сомон ба сомон.

Дилам тангу надонам сабр кардан,
Зи дилтангӣ бувам розӣ ба мурдан.
Зи шарми рӯи та му дар ҳиҷобам,
Надонам арзи ҳолам во та кардан.

Он ки бехону бемона, манам, ман,
Он ки баргаштасомона, манам, ман.
Он ки шомон ба андӯҳ мекара рӯз,
Он ки рӯзаш чу шомона, манам, ман.

Илоҳӣ, оташи ишқам ба ҷон зан,
Шарар з-он шӯълаам бар устухон зан.
Чу шамъам барфурӯз аз оташи ишқ,
Бар он оташ дилам   парвонасон зан.

Барандам ҳамчу Юсуф гар ба зиндон,
Ва ё нолам зи ғам чун мустамандон.
Агар сад боғбон хасмӣ намояд,
Мудом оям ба гулзори ту хандон.

Саре дорам, ки сомонаш намебу,
Ғаме дорам, ки поёнаш намебу.
Агар бовар надорӣ, сӯи ман ой,
Бувин дарде, ки дармонаш намебу.

Навои нола ғам андӯта дуну,
Иёри қалби холис бӯта дуну.
Бура, сӯтадилон во ҳам бинолем,
Ки қадри сӯтадил дилсӯта дуну.

Диле дорам, ки беҳбудаш намебу,
Насиҳат мекарам, судаш намебу.
Ба бодаш медиҳам, н-аш мебарад бод,
Дар оташ мениҳам, дудаш намебу.

Диле дирам, даме хуррам намебу,
Ғаме дирам, ки ҳаргиз кам намебу.
Хате дирам му аз хубони олам,
Ки ёри бевафо ҳамдам намебу.

Ба валлоҳӣ, ки ҷононам туӣ, ту,
Ба султони араб, ҷонам туӣ, ту.
Намедунам, ки чунам ё ки чандам,
Ҳамедунам, ки дармонам туӣ, ту.

Ғами ишқи та кай дар ҳасрат ояд,
Ҳумое, кай ба ҳар буму бар ояд.
Зи ишқат сарфарозон ком ёбанд,
Ки хур аввал ба куҳсорун бароя.

Шави торат бувинам тор- тору,
Гирифта зулматаш ҳар бурҷу бору.
Худоё, рӯшноӣ бар дилам деҳ,
Ки то бинам ҷамоли ҳашту чору.

Шаве набвад, ки дил пурғам намебу,
Ки он дилбар даме ҳамдам намебу.
Ҳазорон раҳмати ҳақ бод бар ғам,
Замоне аз дили му кам намебу.

Бура, бура, ки ҷононам туӣ, ту,
Бура, бура, ки  султонам туӣ, ту.
Та худ зунӣ, ки ғайр аз ту назунам,
Бура, бура, ки имонам туӣ, ту.

Насиби кас набӣ дарди дили му,
Ки бисёра ғами беҳосили му.
Касе бу, аз ғаму дардам хабардор,
Ки дора мушкиле чун мушкили му.

Дилам аз дарди та доим ғамина,
Ба болин хиштаму бистар замина.
Ҳамин ҷурмам, ки му та дӯст дирам,
На ҳар, к-ат дӯст дира, ҳолаш ина.

Дилам аз ишқи хубон гичу вичa,
Мижа бар ҳам занам, хунова реҷа.
Дили ошиқ мисоли чӯби тар бӣ,
Саре сӯҷа, саре хунова реҷа.

Чу му як сӯтадил парвонае на,
Ба олам ҳамчу му  девонае на.
Ҳама морону мӯрон лона диран,
Мани девонаро вайронае на.

Чи дайра ин, ки дораш озарина,
Чи дашта ин, ки хунхорош замина.
Магар буму бари мискиндилуна,
Магар саҳрои ишқи нозанина?

Муро, эй дилбари му, бо та кора,
В-агарна дар ҷаҳон бисёр ёра.
Куҷо парвои чун му сӯта дирӣ,
Чу му булбул ба гулзорат ҳазора.

Дар ин буму баронам парвариш на,
Шавонам ҷову рӯзонам хуриш на.
Саре дирам, ки мағзе андар ӯ не,
Тане дирам, ки парвои сараш на.

Бе та як дам дилам хуррам намуна,
В-агар рӯи та винам, ғам намуна.
Агар дарди дилам қисмат намоян,
Дили бедард дар олам намуна.

Сарҳаргоҳон, ки ашкам лова гира,
Зи оҳам ҳафт чарх олова гира.
Чунон резам зи дида ашки хунин,
Ки гетӣ сар ба сар селова гира.

Дили ошиқ ба пайғоме бисоҷа,
Хуморолуда бо ҷоме бисоҷа.
Маро кайфияти чашми ту кофист,
Қаноатгар ба бодоме бисоҷа.

Ба дунё му навинам ком бе та,
Ба дас ҳаргиз нагирам ҷом бе та.
Биларзам рӯзу шав чун беди Маҷнун,
Надорам як нафас ором бе та.

Ғарибӣ сахт маро дилгир дора,
Фалак бар гарданам занҷир дора.
Фалак, аз гарданам занҷир бардор,
Ки ғурбат хоки домангир дора.

Ҳар он дилбар, ки чашми маст дора,
Ҳазорон чун мане побаст дора.
Миёни ошиқон он моҳсимо
Чу шеъри ман баланду паст дора.

Дили му доим андар мотами та,
Ба дил пайваста бӣ дарду ғами та.
Чӣ пурсӣ, ки чаро қаддат бибу хам?
Хами қаддат аз он печу хами та.

Ба дунё мисли му дилсӯтае на,
Ба дарди сӯз ғамандӯтае на.
Чунон бандам раҳи сели ду дида,
Ки ин захми дилам лавсӯтае на.

Саҳаргоҳон фиғони булбулона,
Ба ёди рӯи пурнури гулона.
Зи оҳи му, фалак, охир ҳазар кун,
Асар дар нолаи сӯтадилона.

Ғаму дарди дили ту беҳисоба,
Худо дуна, ки мурғи дил кабоба.
Бинозам дасту бозуи та, ҷаллод,
В-агар қатлам карӣ, валлаҳ, савоба.

Дил ар меҳрат наварза, бар чӣ арза,
Нахоҳам дил, ки меҳри та наварза.
Гиребон ҳар кӣ аз дастат кара чок,
Ба як олам гиребон во биярза.

Зи ғам ҷон дар танам даргир дора,
Сарам дар раҳни теғи обдора.
Надорам ихтиёре аз чӣ ҷӯшаш,
Дили му тоби ин савдо надора.

Куҷо бӣ ҷои та, эй ёри дилхоҳ,
Ки то му биспарам он ҷойгаҳ роҳ.
Ҳама ҷо ҷои та, му кӯрботин,
Ғалат вотам, ғалат, астағфируллоҳ.

Сарам чун гӯй дар майдон бигарда,
Дилам н-аз аҳду н-аз паймон бигарда.
Агар даврон ба номардун бимуна,
Нишинам, то дигар даврон бигарда.

Дили му ғайри та дилбар нагира,
Ба ҷои ҷавҳаре ҷавҳар нагира.
Дили му сӯтаву меҳри та озар,
Буте носӯта, озар дар нагира.

Сарам савдои гесӯи та дора,
Дилам меҳри маҳи рӯи та дора.
Агар чашмам ба моҳи нав кара майл,
Назар бар тоқи абрӯи та дора.

Диле дирам  чу мурғи пошикаста,
Чу киштӣ бар лаби дарё нишаста.
Ҳама гӯян, ки Тоҳир, тор бинвоз,
Садо чун медиҳад тори гусаста?

Надунам луту урёнам кӣ карда,
Худам ҷаллоду бечунам кӣ карда.
Бидеҳ ханҷар, ки то сина кунам чок,
Бубинам, ишқ бар ҷунам чӣ карда.

Ду чашмамро та  хунполо кунӣ, та,
Кулоҳи ақлам аз сар во кунӣ  та.
Агар Лайлӣ бипурса ҳоли Маҷнун,
Назар ӯро суи саҳро кунӣ та.

Бало рамзе зи болои та боша,
Ҷунун қисме зи савдои та боша.
Ба суратофаринам ин гумона,
Ки пинҳон дар тамошои та боша.

Маро ишқат зи ҷон озар барора,
Зи пайкар мушти хокистар барора.
Ниҳоли меҳрат аз дил гар бибурран,
Ҳазорон шох ҳар сӯ сар барора.

Дарахти ғам ба ҷонам карда реша,
Ба даргоҳи Худо нолам ҳамеша.
Азизун, қадри якдигар бидунед,
Аҷал санг асту одам мисли шиша.

Хур аз хуршеди рӯыят шарм дора,
Маҳи нав з-абруят озарм дора.
Ба шаҳру кӯҳу саҳро ҳар кӣ винам,
Забони дил ба васфат гарм дора.

Азизон, мавсими ҷӯши баҳора,
Чаман пурсабза, саҳро лолазора.
Дар ин мавсим даме фурсат ғанимат,
Ки дунёи данӣ беэътибора.

Ғамам бе ҳадду дардам бешумора,
Фиғон, к-ин чораву дармун надора.
Худовандо, надуна носеҳи му,
Ки фарёди дилам беихтиёра.

Сари саргаштаам сомун надора,
Дили хунгаштаам дармун надора.
Ба кофирмазҳабе дил баста дирам,
Ки дар ҳар мазҳабе имун надора.

Илоҳо, сӯзи ишқам бештар кун,
Дили решам зи дардаш рештар кун.
Аз ин ғам гар даме фориғ нишинам,
Ба ҷонам сад ҳазорон нештар кун.

Сарам болин, танам бистар надора,
Ба ҷуз шӯри ғамат дар сар надора.
Ниҳад дур аз та ҳар кас сар ба болин,
Илоҳӣ, сар зи болин барнадора.

Зи бас меҳри рухат олам фирӯза,
Ҷаҳонро дил ба меҳрат сина сӯза.
Фалакро шева доим инчунин буд,
Ки ҳар ҷо чашми уммеде бидӯза.

Ғами ишқат зи ганҷи ройгон беҳ.
Висоли та зи умри ҷовидон беҳ.
Кафе аз хоки кӯят, дар ҳақиқат,
Худо дуна, ки аз кавну макон беҳ.

Гарам рунӣ, в-арам хунӣ, та дунӣ,
В-арам охир бисӯзонӣ, та дунӣ.
В-арам бар сар ниҳӣ Алванду Майманд,
Ҳамевожам, Худо, дунӣ, та дунӣ.

Дилат, эй сангдил, бар мо насӯҷӣ,
Аҷаб набвад, агар хоро насӯҷӣ.
Бисӯҷам, то бисӯҷонам дилатро,
Дар озар чӯби тар танҳо насӯҷӣ.

Аз он рӯзе, ки моро офаридӣ,
Ба ғайр аз маъсият чизе надидӣ.
Худовандо, ба ҳаққи ҳашту чорат
Зи му бигзар, шутур дидӣ, надидӣ.

Баҳор ой, ба ҳар шохе гуле бӣ,
Ба ҳар боғе ҳазорон булбуле бӣ.
Ба ҳар марзе наёрам по ниҳодан,
Мабод аз му батар сӯтадиле бӣ.

Ман он шамъам, ки ишқам озарин бӣ,
Касе, ки сӯтадил, ашкаш ҳамин бӣ.
Ҳама шав сӯҷаму гирям ҳама рӯз,
Зи та шомам чунон, рӯзам чунин бӣ.

Зи кишти хотирам ҷуз ғам нарӯӣ,
Зи боғам ҷуз гули мотам нарӯӣ.
Зи саҳрои дили беҳосили му
Гиёҳи ноумедӣ ҳам нарӯӣ.

Алолай кӯҳсорон ҳафтае бӣ,
Бунафшай ҷӯканорон ҳафтае бӣ.
Мунодӣ мекарам шаҳру ба шаҳру,
Вафои гулъизорон ҳафтае бӣ.

Хушо онон, ки Аллаҳ ёрашон бӣ,
Ки ҳамду «Қулҳуваллаҳ» корашон бӣ.
Хушо онон, ки доим дар намозанд,
Биҳишти ҷовидон бозорашон бӣ.

Бало бӣ дил, Худоё, дил бало бӣ,
Гунаҳ чашмон кару дил мубтало бӣ.
Агар чашмон накардӣ дидабонӣ,
Чӣ донистӣ дилам, хубон куҷо бӣ?

Кушимон ар ба зорӣ, аз кӣ тарсӣ,
Бирунӣ ар ба хорӣ, аз кӣ тарсӣ.
Ба ин нима дил аз кас му натарсам,
Ду олам дил та дорӣ, аз кӣ тарсӣ?

Ҳар он боғе, ки нахлаш сар ба дар бӣ,
Мудомаш боғбун хунинҷигар бӣ.
Бибояд канданаш аз беху аз бун,
Агар бораш ҳама лаълу гуҳар бӣ.

Мусалсал зулф бар рӯ рета дорӣ,
Гулу сунбул ба ҳам омета дорӣ.
Парешон чун карӣ он тори зулфон,
Ба ҳар торе диле овета дорӣ.

Та, ки нозандаболо, дилрабоӣ,
Та, ки бе сурма чашмон сурмасоӣ.
Та, ки мушкин ду гесӯ дар қафоӣ,
Ба му воҷӣ, ки саргардон чароӣ.

Дило, роҳат пур аз хору хасак бӣ,
Гузорат бар сари чарху фалак бӣ.
Гар аз дастат бароя, пӯст аз тан
Баровар, то ки борат камтарак бӣ.

Шави тору биёбон пурварак бӣ,
Ҳама саҳро пур аз хору хасак бӣ.
Набошад андар ин раҳ рӯшноӣ,
Хушо он кас, ки бораш камтарак бӣ.

Агар дардам яке будӣ, чӣ будӣ,
Агар ғам андаке будӣ, чӣ будӣ.
Ба болинам ҳабибе ё табибе,
Аз ин ҳар ду яке будӣ, чӣ будӣ.

Ду чашмунат пиёлай пур зи май бӣ,
Ду зулфонат хироҷи мулки Рай бӣ.
Ҳаме ваъда карӣ имрӯзу фардо,
Надонам му, ки фардои ту кай бӣ.

Дилам бӣ андалеби хушнавое,
Ки менолад зи ғам ҳар субҳгоҳе.
Ба шохи гул саҳар булбул ҳамегуфт,
Ки: Эй гул, бевафоӣ, бевафоӣ!

Муро на фикри савдое, на суде,
На дар дил фикри беҳбуде, на буде.
Нахоҳам ҷӯканору чашмасорун,
Ки ҳар чашмам ҳазорун Зиндарӯде.

Нигорино, дилу ҷонам та дорӣ,
Ҳама пайдову пинҳонам та дорӣ.
Намедунам, ки ин дард аз кӣ дорам,
Ҳамин дунам, ки дармонам та дорӣ.

Ғами олам насиби ҷони мо бӣ,
Ба дарди мо фароғат кимиё бӣ.
Расад охир ба дармон дарди ҳар кас,
Дили мо бӣ, ки дармонаш бало бӣ.

Мудомам дил пуроташ, дида тар бӣ,
Асоси айшам аз хуни ҷигар бӣ.
Та ки ҳаргиз насӯта ҷонат аз ғайр,
Куҷо аз сӯтаҷононат хабар бӣ?

Ҷаҳони бевафо зиндони мо бӣ,
Хори ғам қисмати домони мо бӣ.
Сабри Айюбу меҳнатҳои Яъқуб
Ҳама гӯӣ насиби ҷони мо бӣ.

Ҳама банди танам монанди най бӣ,
Мудомам дарди ҳиҷронат зи пай бӣ.
Маро сӯзу гудоза то қиёмат,
Худо дуна, қиёмат то ба кай бӣ.

Чи хуш бе васлат оҳанги малак бӣ,
Маро васли ту ороми дилак бӣ.
Зи ҳаҷрат, эй бути ширину чолок,
Дамодам дасти ҳайрат бар сарак бӣ.

Шаве, к-он нозанинам аз дар ой,
Гузашта умрам он шав бар сар ой,
Ҳама шав дидаи му то саҳаргоҳ
Бувад бар роҳи та, то худ барой.

Хуроин чеҳраат афрӯтатар бӣ,
Ба ҷунам тири ишқат дӯтатар бӣ,
Зи чӣ холи рухат, дунӣ, сиёҳа?
Ҳар он наздики хур бӣ, сӯтатар бӣ.

Ҳазорон лола гӯян дар ҷаҳон бӣ,
Ҳама бар му диҳан, бар дил гарон бӣ.
Алолай хум, ки хушранг асту хушбӯ,
Сарафрози ҳама ололаён бӣ.

Паи марги накӯён гул нарӯӣ,
В-агар рӯӣ, на рангаш бӣ, на бӯе.
Зи худрӯ ҳеч ҳосил барнахеза,
Ба ҷуз бадномию беобрӯӣ.

Мудомам дил пурозар, дида тар бӣ,
Ҷоми айшам пур аз хуни ҷигар бӣ.
Зи бӯят зиндагӣ ёбам пас аз марг,
Туро гар бар сари хокам гузар бӣ.

Сари роҳун нишинам, то та оӣ,
Дари шодӣ ба рӯи му кушоӣ.
Оя рӯзе, ба роҳи му нишинӣ,
Бувинӣ, то чӣ сахта бевафоӣ.

Заре чун му на андар бӯтае бӣ,
На чун му ғам ба дил андӯтае бӣ.
Ба ҷуз шамъам ба болин ҳамдаме нест,
Ки ёри сӯтадил дилсӯтае бӣ.

Зи шӯрангезии чарху фалак бӣ,
Ки доим дидаи му пурнамак бӣ.
Дамодам дуди оҳам бар само бӣ,
Паёпай ашки чашмам бар самак бӣ.

Фалак, дар қасди озорам чароӣ,
Гулам гар нестӣ, хорам чароӣ?
Та, ки боре зи дӯшам барнадорӣ,
Миёни бор сарборам чароӣ?

Ба нодунӣ гирифтам кӯрарохе,
Надунистам, ки афтодам ба чоҳе.
Ба дил гуфтам:- Рафиқӣ то ба манзил,
Надунистам рафиқи нимароҳе.

Ба дарёи ғамат дил ғӯтавар бӣ,
Маро доғи фироқат бар ҷигар бӣ.
Ба чашмам қатраҳои ашки хунин,
Ту гӯӣ, лолаи боғи назар бӣ.

Дили нозук мисоли шишаам бӣ,
Агар оҳе кашам, андешаам бӣ.
Сиришкам гар бувад хунин, аҷаб не,
Му он дорам, ки дар хун решаам бӣ.

Сифоҳунам, Сифоҳунам, чи ҷо бӣ,
Ки ҳар ёре гирифтам, бевафо бӣ.
Шавам, яксар бирунам то ба Шероз,
Ки дар ҳар манзилам сад ошно бӣ.

Мудомам дил пур аз хуни ҷигар бӣ,
Мудомам ҷон ҳазину дида тар бӣ.
Нишинам бар сари роҳат, шавад рӯз,
Бувад рӯзе, туро бар му гузар бӣ.

Сияҳбахтам, ки бахтам вожгун бӣ,
Сияҳрӯзам, ки рӯзам тирагун бӣ.
Худам меҳнаткаши кӯи муҳаббат,
Зи дасти дил, ки ё раб, ғарқи хун бӣ!

Ба ҷуз ин му надорам орзуе,
Ки бошад ҳамдами му лоларӯе.
Агар дарди дилам вожам ба кӯҳон,
Дигар дар кӯҳсорон гул нарӯӣ.

Чу шав бе, ту сарам бар  болиш ой̄,
Чу най аз устухонам нолиш ой̄.
Шави ҳиҷрун ба ҷои ашкам аз чашм
Ба мижгон шӯълаҳои оташ ой̄.

Бивоҷӣ, ки чаро та беқарорӣ,
Магар парвардаи боди баҳорӣ?
Чаро гардӣ ба кӯҳу дашту саҳро?
Ба ҷони та, надорам ихтиёре.

Напиндорӣ, ки бустон хуштарам бӣ,
Сарам бу гӯи майдон, хуштарам бӣ.
Чу гулхан тору торика ба чашмам,
Гулистон бе та зиндон хуштарам бӣ.

Мани дилсӯтаро лоиқ надунӣ,
Ки дар девони ушшоқат бихунӣ.
Ҳазорон борам ар хунӣ, бибу кам,
Зи ту, зеро ки баҳри бекаронӣ.

Кариме, ки маконаш ломакон бӣ,
Сафобахши тамоми гулрухон бӣ.
Нигаҳдорандаи рӯзу шави халқ,
Ба ҳар ҷунбандае рӯзирасон бӣ.

Яқинам ҳосила, ки ҳарзагардӣ,
Аз ин гардиш, ки дорӣ, барнагардӣ.
Ба рӯи му бибастӣ ҳар раҳеро,
Бад-ин одат, ки дорӣ, кай та мардӣ.

Азизо, мардӣ аз номард н-ой,
Фиғону нола аз бедард н-ой.
Ҳақиқат бишнав аз пури Фаридун,
Ки шӯъла аз танӯри сард н-ой.

Та, ки нӯшам най, нешам чарой?
Та, ки ёрам най, пешам чарой?
Та, ки марҳам най реши диламро,
Намакпоши дили решам чарой?

Му он испедбозам Ҳаммадонӣ,
Лона дар кӯҳ дорам, дар ниҳонӣ.
Ба боли худ парам кӯҳон ба кӯҳон,
Ба чанги худ карам нахчирбонӣ.

Қадам доим зи бори ғусса хам бӣ,
Чу му меҳнаткаше дар даҳр кам бӣ.
Му ҳаргиз аз ғам озодӣ надидам,
Дили бетолеъи му кӯҳи ғам бӣ.

Дили ту кай зи ҳолам бохабар бӣ,
Куҷо раҳмат ба ин хунинҷигар бӣ.
Та, ки хунинҷигар ҳаргиз набудӣ,
Кай аз хунинҷигарҳо бохабар бӣ?

Кашам оҳе, ки гардун бохабар шӣ,
Дили девонаам девонатар шӣ.
Битарс аз сӯзи оҳи сӯтадилҳо,
Ки оҳи сӯтадилҳо коргар бӣ.

Занам аз баҳри ёре гичу виче,
Шавонам ов аз чашмон биречӣ.
Ҳар кӣ рози дилаш воча ба мардум,
Ё аз девонагӣ бу, ё зи гичӣ.

Рухуне аз ҳаё хун рета дирӣ,
Ду мижгуни ба заҳр омета дирӣ.
Зи чодуӣ дар он чоҳи занахдон
Дили Ҳорутро овета дирӣ.

Дури ашкам ба домон рета авло,
Хуни дилам зи чашмон рета авло.
Ба кас ҳарфе зи чаврат вонавочам,
Ки ҳарфи чавр пинҳон рета авло.

Шавам торику рӯзам тиратар бӣ,
Бахти ошуфтаам зеру забар бӣ.
Зи мижгони хадангаш хӯрдаам тир,
Ки носураш ба ҳар дам тозатар бӣ.

Ба сӯи боғу бустон лола во бӣ,
Ҳама мӯҳо мисоли жола во бӣ.
В-агар сӯи Хуросон корвонро
Раҳонам му, суи Бангола во бӣ.

Агар номеҳрубонам меҳрубон бӣ,
Чаро аз дидагонам хун равон бӣ?
Агар дилбар ба му дилдор меша,
Чаро дар тан маро на дил, на ҷон бӣ.

Касе, ки раҳ ба бедодам бара, не,
Хабар бар сарви озодам бара, не.
Тамоми хубрӯён ҷамъ гарданд,
Касе, ки ёдат аз ёдам бара, не.

Худоё, дил зи му бистон ба зорӣ,
Намеоя зи му бемордорӣ.
Намедунам, лаби лаълат ба хунам
Чаро ташна-ст бо ин обдорӣ.

Ҷаҳон хон бию мардум меҳмон бӣ,
Имрӯз олола бӣ, фардо хазон бӣ.
Сияҳ чоле канан, номаш ниҳан гӯр,
Ба му воҷан, ки инат хонумон бӣ.

Ба доми дилбаре дил мубтало бӣ,
Ки ҳиҷрунаш бало, васлаш бало бӣ.
Дар ин вайрона ҷуз дилхун надидам,
На дил, гӯӣ, ки дашти Карбало бӣ.

Ғам андар синаи му хона дирӣ,
Чу вайрона, ки бум ошона дирӣ.
Фалак, андар дили мискини му неҳ,
Аз ин ғам ҳар чӣ дар анбона дирӣ.

Илоҳӣ, эй фалак, чун му забун шӣ,
Дилат ҳамчун дили му ғарқи хун шӣ.
Агар як лаҳзаам беғам бубинӣ,
Яқин дунам, к-аз ин ғам сарнигун шӣ.

Набу рӯзам ба ғайри  беқарорӣ,
Шавун бедорию афғону зорӣ.
Ба ман сӯза дили ҳар дуру наздик,
Та аз сангиндилӣ парво надорӣ.

Му ҳар шому саҳар гирям ба кӯе,
Ки ҷорӣ гардад аз ҳар гӯша ҷӯе.
Муи бечора андар боғи васлат,
Ҳар он чи лола корам, хор рӯӣ.

Саросар моли дунё сӯтанӣ бӣ,
Назар аз моли дунё дӯтанӣ бӣ.
Ғаму дарде, ки дар дил дорӣ имрӯз,
Барои рӯзи ҳашр андӯтанӣ бӣ.

Зи дил берун ба бахтам нола н-оӣ,
Зи мижгуни тари му жола н-оӣ.
Шаве н-оя, ки му хобат бувинам,
Ба бахти му ба чашмам лола н-оӣ.

Шаве н-оя, к-аз ашкам дида тар не,
Рӯзе н-оя, ки хунинам ҷигар не.
Шаву рӯҷам равад бо нолаву сӯз,
Ту хуш хуфта зи ҳоли му-т хабар не.

Саҳаргоҳон, ки булбул бар гул ой,
Ашки чашмам ба домон гул-гул ой.
Равам, дар пои гул афғон карам сар,
Ки ҳар сӯтадиле дар ғулғул ой.

Ба дунёи данӣ кай монданӣ бӣ,
Ки доман бар ҷаҳон афшонданӣ бӣ.
Ҳаме «Ло тақнату» хонӣ, азизо,
Дило, «Ё вайлано» ҳам хонданӣ бӣ.

Чӣ воҷам, ҳарчӣ воҷам, вота шон бӣ,
Сухан аз бешу аз кам вота шон бӣ.
Ба дарё му шудам, гавҳар барорам,
Ҳар он гавҳар, ки дидам, вота шон бӣ.

Дили му з-оташи ғам сӯтанӣ бӣ,
Ба ҷонам сӯзи ишқ афрӯтанӣ бӣ.
Гираҳ нокарда ришта дар кафанҳо,
Ба шоҳону гадоён дӯтанӣ бӣ.

Дил аз дасти ғамат зеру забар бӣ,
Ду чашмонам пур аз хуни чигар бӣ.
Ҳар он ёри азизаш нозвар бӣ,
Дилаш пурғусса, ҷонаш пуршарар бӣ.

Бимирам, то та чашми тар навинӣ,
Шарори оҳи пурозар навинӣ.
Чунон аз оташи ишқат бисӯҷам,
Ки аз му ранги хокистар навинӣ.

Зи мушки Чин сияҳтар сунбулат бӣ,
Ҳазорон дил ба қайди кокулат бӣ.
Набошад нолаамро дар дилат роҳ,
Зи хора сахттар гӯё дилат бӣ.

Замони лолазорун ҳафтае бӣ,
Ки фасли навбаҳорун ҳафтае бӣ.
Ғанимат дун висоли ёри ҷонӣ,
Ки васли рӯи ёрун ҳафтае бӣ.

Дилам булбулсифат ҳайрони гул бӣ,
Дарунам чун дарахти пай ба гил бӣ.
Хуноба бор дирам арғувонвор,
Дарахти наҳла бораш хуни дил бӣ.

Му аҳволам хароба, гар ту ҷӯӣ,
Ҷигарбандам хароба, гар ту ҷӯӣ,
Та, ки рафтию ёри нав гирифтӣ,
Қиёмат ҳам ҳисоба, гар ту ҷӯӣ.

Хаёлат мекарам му гоҳ-гоҳе,
Мусибат бу, агар муро нахоҳӣ.
Та, ки кардӣ муро олуда дар хун,
Набошад ранги болои сиёҳе.

Нигори тозахези му, кучоӣ,
Ба чашмон сурмарези му, кучоӣ.
Нафас бар синаи Тоҳир расида,
Дами мурдан, азизи му, кучоӣ?

Маро девонаву шайдо та дирӣ,
Маро саргаштаву расво та дирӣ.
Намедунам, дилам дорад кучо чой,
Намедунам, ки дар вай чо та дирӣ.

Чи хуш бӣ, меҳрубонӣ ҳар ду сар бӣ,
Ки як сар меҳрубонӣ дарди сар бӣ.
Агар Мачнун дили шӯридае дошт,
Дили Лайлӣ аз он шӯридатар бӣ.

Зи дасти ишқ ҳар шав ҳолам ин бӣ,
Сарирам хишту болинам замин бӣ.
Хушам ин бӣ, ки му та дӯст дирам,
Ҳар он та дӯст дора, ҳолаш ин бӣ.

Ба гӯристон гузар кардам сабоҳе,
Шунидам нолаву афғону оҳе.
Шунидам, каллае бо хок мегуфт,
Ки ин дунё намеарзад ба коҳе.

Ҳар ун кас, молу ҷоҳаш бештар бӣ,
Дилаш аз дарди дунё рештар бӣ.
Агар бар сар ниҳад чун хусравун тоҷ,
Ба ширин ҷонаш охир нештар бӣ.

Азизун, аз ғаму дарди ҷудоӣ,
Ба чашмонам намонда рӯшноӣ.
Гирифторам ба доми ғурбату дард,
На ёру ҳамдаме, на ошноe.

Дили шод аз дили зораш хабар не,
Саломатрӯз бемораш хабар не.
Зи тақсири та ин расми қадима,
Ки озод аз гирифтораш хабар не.

Бало мардаш ба коми дилбарам бӣ,
Суханҳои хушаш тоҷи сарам бӣ.
Агар шоҳам бибахшад мулки Шероз,
Ҳамон беҳтар, ки дилбар дар барам бӣ.

Зи дил меҳри рухи ту рафтанӣ не,
Ғами ишқат ба ҳар кас гуфтанӣ не,
Валекин сӯзиши меҳру муҳаббат
Миёни мардумун binҳуфтанӣ не.

Та, ки хуршеди авҷи дилрабоӣ,
Чунин бераҳму сангдил чароӣ?
Ба аввал он ҳама меҳру муҳаббат,
Ба охир роҳу расми бевафоӣ?!

Агар ҷоят ба чархи чанбарин бӣ,
Мудумат гурги марг андар камин бӣ.
Агар сад сол дар дунё бимунӣ,
Дар охир манзилат зери замин бӣ.

## БОБО АФЗАЛИ КОШОНӢ

Хоҷа Ҳаким Афзалиддин Муҳаммади Марқаии Кошонӣ ба қавли Саид Нафисӣ тақрибан солҳои 582—597 ҳиҷрӣ дар қасабаи Мароқа, наздики Кошон таваллуд шудааст ва гӯё солҳои 654—667 дар қайди ҳаёт будааст. Саид Нафисӣ дар бораи ӯ мегӯяд:

«Аз муаллафоти вай ва макотиби вай дар ниҳояти вузуҳ ошкор аст, ки вай марде будааст, муаллиф байни ҳикмат ва ифрон ва дар ҳар ду фан комилан мусаллат».

Аз Бобо Афзал 45 рисолаи хурду бузург, мактубот, 6 ғазал, 1 қитъа, 482 рубоӣ боқӣ мондааст. Теъдоде аз рубоиёти ӯ ба Хайём ва Абӯсаид Абулхайр нисбат дода мешавад. Дар байни рубоиёти Бобо Афзал ва Хайём қаробати андеша вуҷуд дорад.

Эй он, ки ту толиби Худоӣ, ба худ о,
Аз худ биталаб, к-аз ту ҷудо нест, ҷудо.
Аввал ба худ о, чун ба худ оӣ, ба Худо,
К-иқрор намоӣ ба худоии Худо.

Эй сӯхта аз доғи ҷудоӣ моро,
Бинмуда тариқи бевафоӣ моро.
Чун оқибати кор ҷудоӣ будаст,
Эй кош, набудӣ ошноӣ моро.

Эй соҳиби ин масъалаи роҳнамо,
Медон ба яқин, ки ломакон аст Худо.
Хоҳӣ, ки туро кашф шавад ин маънӣ,
Ҷон дар баданат, бибин, куҷо дорад ҷо.

Бемоягӣ арчи гашт сармояи мо,
То паст намуд халқро пояи мо.
Он ҷо, ки сафову равшанӣ дорад кор,
Хуршед шавад чу зарра дар сояи мо.

Дар кор каш ин ақли бакоромадаро,
То рост кунад кори ба ҳам баршударо.
Аз нақши хаёл бар дилат буткадаест,
Бишкан буту Каъба соз ин буткадаро.

Гар давлату бахт ёр буди моро,
Дар маскани худ қарор буди моро.
В-ар  чархи фалак ба коми мо гардидӣ,
Дар шаҳри касон чӣ кор будӣ моро?!

Ҳам сирри ҳақиқатию ҳам кони ҷафо,
Дорам сухане, вале ҷавобаш фармо.
Гӯянд Худо буду дигар ҳеч набуд,
Чун ҳеч набуд, пас, куҷо буд Худо?

Эй дил, ту дар ин рӯз фароғат маталаб,
В-аз мардуми ин замона роҳат маталаб.
Дар сӯҳбати халқ ҷуз парешонӣ нест,
Кунҷе бинишину ҷуз қаноат маталаб.

Обе, ки ба рӯзгор бандад кемухт,
Ту гаҳ писараш ном ниҳӣ, гоҳе духт.
Хоне шуду пиндор дар ӯ рахт ниҳод,
Деге шуду уммед дар ӯ доне пухт.

Орoиши мард ақлу фазлу ҳунар аст,
Бо ҳиммати мард симу зар мухтасар аст,
Дун дун бошад, агар ҳама тоҷвар аст,
Саг саг бошад, агарчи бо тавқи зар аст.

Он дил, ки зи меҳру кин бибуррид, куҷост?
В-он дида, ки куфру дин навардид, куҷост?
В-он кас, ки зи оғозу зи анҷоми вуҷуд
Фориғ шуду ҷуз яқин наварзид, куҷост?

Он кист, ки огоҳ зи ҳиссу хирад аст,
Безор зи куфру дину аз неку бад аст.
Кораш на чу ақлу нафс доду ситад аст,
Огоҳ бад-ӯ ақлу худ огаҳ ба х(в)ад  аст.

Имрӯз ба айби худ касе бино нест,
Афсӯс, ки  халқро ғами фардо нест.
В-имрӯз  ғубори фитна меангезанд,
Фардост, ки гарди ҳеч кас пайдо нест.

Эй ҷумлаи халқро зи болову зи паст
Оварда ба фазли хеш аз нест ба ҳаст.
Бар даргаҳи фазли ту чи давреш, чи шоҳ,
Дар хонаи афви ту чи ҳушёр, чи маст.

Эй сониъи  пок, ҷуфти ҳамтои ту нест,
Дар арши маҷид ҷою маъвои ту нест.
Эй холиқи зулҷалолу раҳмону раҳим,
Ҳастӣ ҳама ҷою ҳеч ҷо ҷои ту нест.

Пайваста зи ман кашидадоман дили туст,
Ториғ зи мани сӯхтахирман дили туст.
Гар умр амон диҳад, ман аз ту дили хеш
Фориғтар аз он кунам, ки аз ман дили туст.

Ҳалвои ҷаҳон ғуломи кашкинаи мост,
Дебои ҷаҳон хирқаи пашминаи мост.
Аз ҷоми ҷаҳоннамой то кай гӯӣ?!
Сад ҷоми ҷаҳоннамой дар синаи мост.

Хатте, ки қазо бар лаби дилхоҳ навишт,
Бар барги гулу бунафша ногоҳ навишт.
Хуршед ба бандагиш медод хате,
Коғаз магараш набуд, бар моҳ навишт.

Худ дидаи рӯбини ту бас торик аст,
В-арна ба ту ҷони ту басе наздик аст.
Як парда ҳиҷоб аст миёни туву ӯ,
Андеша қавӣ кун, ки сухан борик аст.

Дар бодияи ишқ давидан чи хуш аст,
В-аз айби касон тамаъ буридан чи хуш аст.
Абрӯи ту қавс мезанад бар афлок,
Доман зи замона даркашидан чи хуш аст.

Дар сунъи Худо назора кардан чи хуш аст,
В-аз мардуми бад канора кардан чи хуш аст.
Ҳар дил, ки дар ӯ ҳақиқати Ҳақ набувад,
Он дил ба ҳазор пора кардан чи хуш аст.

Дар ишқ ҳар он касе, ки мастуртар аст,
Гӯӣ зи ҳама муродҳо дуртар аст.
Онро, ки ту осуда ҳаме пиндорӣ,
Чун дарнигарӣ, аз ҳама ранҷуртар аст.

Дар ҳеч саре нест, ки асрори ту нест,
К-ӯро хабар аз андаку бисёри ту нест.
Ҳар тоифае гирифта коре дар даст,
В-он гоҳ ба дасти ҳеч кас кори ту нест.

Дил гуфт: Маро илми ладуннӣ ҳавас аст,
Таълим бикун, агар туро дастрас аст.
Гуфтам, ки: Алиф. Гуфт: Дигар ҳеч магӯ,
Дар хона агар кас аст, як ҳарф бас аст.

Дунё, ки гирифта бар дилу ҷон ҷоят,
Ҳон, то ба бахилӣ накунад расвоят.
Онро ба касе деҳ, ки бигирад дастат,
Ё пеши касе неҳ, ки нагирад поят.

Дӯшам ба харобот зи имони дуруст
Зуннор муғона бар миён бастам чуст.
Шогирди харобот зи бадномии ман
Рахтам ба дар андохт, харобот бишуст.

Рози дили худ бад-ӯ бигуфтам ба ниҳуфт,
Берун рафтам, касе дигар онро гуфт.
Ман будаму дил, рози маро фош кӣ кард?
Рози дили худ ба дил намебояд гуфт.

Роҳи азалу абад зи по то сари туст,
В-он дур, ки касе насуфт, дар кишвари туст.
Чизе чӣ талаб кунӣ, ки гумкарда наӣ,
Беҳуда магӯ, ки бори ту бар хари туст.

Роҳест дарозу дур, мебояд рафт,
Он ҷо агарат мурод барн-ояд, рафт.
Тан маркаби туст, то ба ҷое бирасӣ,
Ту маркаби тан шудӣ, куҷо шояд рафт?!

Зинҳор, дар ин замона кам гир ту дӯст,
Бо мардуми ин замона некӣ на накӯст.
Ҳар кас, ки туро ба дӯстӣ такя бар ӯст,
Чун дарнигарӣ, душмани ҷони ту ҳам ӯст.

Зинҳор, дило, роҳи Худо гир ба даст,
Коре, ки ризои Ҳақ дар ӯ нест, бад аст.
Мапсанд ба кас, он чи ба худ мапсандӣ,
То рӯзи қиёмат назанӣ даст ба даст.

Сар то сари офоқ ҷаҳон аз гили мост,
Сарчашмаи ақлу рӯҳи куллӣ дили мост.
Афлоку аносиру наботу ҳайвон
Аксе зи вуҷуди равшани комили мост.

Сармояи ақли оқилон як нафас аст,
Рав, ҳамнафасе ҷӯ, ки ҷаҳон як нафас аст,
Бо ҳамнафасе гар нафасе даст диҳад.
Маҷмӯи ҳисоби умр он як нафас аст.

Шодию ғаме, ки аз қазову қадар аст,
Некию бадӣ, ки дар ниҳоди башар аст,
Бо чарх макун ҳавола, к-андар раҳи ақл
Чарх аз ту ҳазор бор бечоратар аст.

Сайёд ҳам ӯ, сайд ҳам ӯ, дона ҳам ӯст,
Соқию маю ҳарифу паймона ҳам ӯст.
Рӯзе ба тафарруҷе ба бутхона шудам,
Равшан гаштам, ҳокими бутхона ҳам ӯст.

Ишқи ту зи ҳар бехабаре холӣ нест,
Дарди ту зи ҳар бебасаре холӣ нест.
Ҳарчанд ки дар халқи ҷаҳон менигарам,
Савдои ту аз ҳеч саре холӣ нест.

Ғофил манишин, чунин бинагзорандат,
Ояд рӯзе, ба хок биспорандат.
Ҳар неку баде, ки мекунӣ дар шабу рӯз,
Филҷумла бидон, ки дар ҳисоб орандат.

Гар тухми бирӯидаи ман киштаи туст,
В-ар ҷома  писандидаи ман риштаи туст.
В-ар з-он ки туро пой фурӯ рафта ба гил,
Аз кас ту маранҷ, к-ин гил оғиштаи туст.

Гар сахт шавӣ, чу найза бифрозандат,
В-ар нарм шавӣ, чу мум бигдозандат.
В-ар каҷ ой, ба худ кашандат чу камон,
В-ар рост шавӣ, чу тир андозандат.

Гар кори ту нек аст, ба тадбири ту нест,
В-ар низ бад аст, ҳам зи тақсири ту нест.
Таслиму ризо пеша куну шод бизӣ,
Чун неку бади ҷаҳон ба тақдири ту нест.

Гар васф кунам, забони васфи ту кирост,
В-ар шукр кунам, қуввати шукри ту куҷост?
В-ар з-он ки намоям ба дуо хатм, равост,
Дар даст матоъе, ки маро ҳаст, дуост.

Гуфтам: Ҳама мулки ҳусн сармояи туст,
Хуршеди фалак чу зарра дар сояи туст.
Гуфто: Ғалатӣ, зи мо нишон натвон ёфт,
Аз мо ту ҳар он чи дидаӣ, пояи туст.

Гуфтӣ, ки харобии танат баҳри чирост?
Зеро ки танат бандаву ҷон шоҳосост.
Фаррош зи баҳри манзили оянда
На хайма бияфканад, чу султон бархост?!

Моро ба бадӣ рад макун, эй ҳурсиришт,
Зиштӣ набувад, гар ҳама рӯ бошад зишт.
Ҳиҷрон, ки зи дӯзах аст бадтар сад бор,
Уммеди висолест дар он беҳ зи биҳишт.

Мо тифли ятимему ҷаҳон дояи мост,
Мавҷуди ҷаҳон ба ҷумлагӣ мояи мост.
Қоим ба вуҷуди мо ҳама кавну макон,
Мо зоти ҷаҳонему ҷаҳон сояи мост.

Мустағнию мӯҳтоҷ ба таҳқиқ якест,
Зинҳор, мабар зан, ки дар ин  қавл шакест.
Ҳаққо, ки яқин донаду бинад бе шак,
Он кас, ки зи лутфи завқ ӯро намакест.

Ман з-он гуҳарам, ки ақли кул кони ман аст,
В-ин ҳар ду ҷаҳон ду рукн аз аркони ман аст.
Кавнайну макону моваро зинда ба ман,
Ман ҷони ҷаҳонаму ҷаҳон ҷони ман аст.

Номи ту давои дили ранҷури ман аст,
Ёди ту шифои ҷони маҳҷури ман аст.
Дар давлати бандагии ишқат имрӯз
Султон манаму зикри ту маншури ман аст.

Эй табли баландбонгу дар ботин ҳеч,
Бе тӯша чӣ тадбир кунӣ вақти басеч.
Рӯи тамаъ аз халқ бипеч, ар мардӣ,
Тасбеҳи ҳазордона дар даст мапеч.

Эй тан ба ту зинда ҳамчу сӯфӣ ба футӯҳ,
В-эй дил ба ту тоза ҳамчу ошиқ ба сабӯҳ.
Ин ҷазбаи туст дар сифат ромиши дил,
Ин нағмаи туст дар сафо роҳати рӯҳ.

Онон, ки дар ин мазбала манзил доранд,
З-он аст ҳанӯз пой дар гил доранд.
В-онон ки диле бихраду оқил доранд,
Султонии ҳар ду кавн ҳосил доранд.

Онро, ки бизоаташ қаноат бошад,
Ҳар чиз, ки карду гуфт, тоат бошад.
Зинҳор тавалло макун илло ба Худо,
К-ин рағбати халқ ҳам ду соат бошад.

Онро манигар, ки зӯфунун ояд мард,
Дар аҳд нигоҳ кун, ки чун ояд мард.
Аз ӯҳдаи аҳд агар бурун ояд мард,
Аз ҳар чӣ гумон барӣ, фузун ояд мард.

Он ақл, ки дар роҳи саодат пӯяд,
Ҳар лаҳза туро ба сад забон мегӯяд:
Зинҳор, нигаҳ дор ту фурсат, ки наӣ
Он тарра, ки бидравиданду дигар рӯяд.

Он лаҳза дилат зи меҳнат обод шавад,
К-он чиз, ки дорӣ, ҳама бар бод шавад.
Душман зи ту гар шод шавад, ғам чӣ хӯрӣ?
З-он беҳ набувад, к-аз ту диле шод шавад.

Он мард наям, к-аз аҷалам бим бувад,
Он ним маро беҳтар аз ин ним бувад.
Ҷонест маро, ориятӣ дода Худо,
Таслим кунам, чу вақти таслим бувад.

Онҳо, ки даромаданду дар ҷӯш шуданд,
Ошуфтаи нозу тарабу нӯш шуданд.
Хӯрданд пиёлаею мадҳуш шуданд,
Дар хоки абад ҷумла ҳамоғӯш шуданд.

Онҳо, ки замин зери қадам фарсуданд,
В-андар талабаш ҳар ду ҷаҳон паймуданд.
Огоҳ намешавам, ки эшон ҳаргиз
З-ин ҳол чунин ки ҳаст, огаҳ буданд.

Онҳо, ки карори корҳо додастанд,
Бар кас дари ихтиёр накшодастанд.
Бешиталабон ба ҳам дарафтодастанд,
Бешӣ матлаб, ки доданӣ додастанд.

Онҳо, ки муқими олами ҷон бошанд,
В-андар талаби висоли ҷонон бошанд.
Бо ҳар кӣ ба дӯстӣ сиποранд қадам,
Дар ғайбату дар ҳузур яксон бошанд.

Арбоби назар басе бияндешиданд,
Ҳар як ба дарат роҳи дигар бигзиданд.
Ҳосил ба ҷуз аз аҷз наёмад ҳамаро,
Охир ҳама аз аҷз тамаъ бибриданд.

Аз баҳри намоз рахна дар дин орад,
В-аз баҳри закот бар ҷабин чин орад.
Муставҷиби ҳад гардаду он гоҳ Худо
Дар ҳад заданаш, турк зи  Мочин орад.

Аз рафта қалам ҳеч дигаргун нашавад,
В-аз хӯрдани ғам ҷуз ба ҷигар хун нашавад.
Ҳон, то ҷигари хеш ба ғам хун накунӣ,
Як зарра аз он чи ҳаст, афзун нашавад.

Аз умри гузашта ҷуз гуноҳе бинамонд,
Дар дил ғайр аз ҳасрату оҳе бинамонд.
То хирмани умр буд, ман хуфта будам,
Бедор кунун шудам, ки коҳе бинамонд.

Аъён, ки ҳама мазҳари анвори ҳаманд,
Як нашъа зи кайфияти ҷоми надаманд.
Маҷмӯъ зи як бода лаболаб гаштанд,
Гар косаи дарвеш в-агар ҷоми Ҷаманд.

Афсӯс, ки умр бар ҳавас мегузарад,
Бо неку бади нокасу кас мегузарад.
Бар беҳуда дам ба дам замон меояд,
Зоеъ-зоеъ, нафас-нафас  мегузарад.

Афсӯс, ки нони пухта хомон доранд,
Асбоби тамом нотамомон доранд.
Онон, ки ба бандагӣ намеарзиданд,
Имрӯз канизону ғуломон доранд.

Афзал, чӣ нишастаӣ, ки ёрон рафтанд,
Мондӣ ту пиёдаву саворон рафтанд.
Дар боғ намонд ғайри зоғу зағане,
Симинбаданон, суманъизорон рафтанд.

Афзал, ки зи дидаҳо ниҳон хоҳад шуд,
Дар дидаи аҳли дил аён хоҳанд шуд.
Гӯянд, ки кадхудои ин хона чӣ шуд,
Чун кад биравад, чӣ монад, он хоҳад шуд.

Афзал гилагӯ нашуд, накӯ шуд, ки нашуд,
Лаб беҳудаҷӯ нашуд, накӯ шуд, ки нашуд.
Миннаткаши чарх мешудӣ охири кор,
Кори ту накӯ нашуд, накӯ шуд, ки нашуд.

Акнун, ки дилам зи ишқ маҳрум нашуд,
Кам буд зи асрор, ки мафҳум нашуд.
Акнун, ки ҳаме бингарам аз рӯи хирад,
Умрам бигзашту ҳеч маълум нашуд.

Имрӯз агар зоҳиду гар руҳбонанд,
Дар масҷиду дар дайр туро мехонанд.
Кас бар сари риштаи яқин менарасад,
Онҳо, ки расидаанд, саргардонанд.

Аввал дили ман роҳи ғамат саҳл намуд,
Гуфтам, бирасам ба манзили васли ту зуд.
Гоме ду бирафту роҳ дар дарё буд,
Чун пой ба пас кашид, мавҷаш бирабуд.

Аввалқадам аз раҳ озмоиш бошад,
Пас дам ба дам аз ғайб намоиш бошад.
Аз бастагии роҳ қадам суст макун,
Зинҳор, ки баъд аз он кушоиш бошад.

Эй он ки зи ту замона пурмашғала шуд,
В-аз дасти ту дашту кӯҳ пурвалвала шуд.
Хуррам шудаӣ, ки мурғ андар тала шуд,
Огоҳ наӣ, ки гург андар гала шуд.

Эй хоҷа, агар кор ба комат набувад,
Ё хиттаи ҷовидон ба номат набувад.
Хуш бошу махӯр ғам, ки ҳама мулки ҷаҳон
Мулкат шавад, ар ҳирси тамомат набувад.

Эй зоти ту бар кулли мамолик шуда фард,
Сар бар хати фармони ту дорад зану мард.
Гар ҷумлаи коинот кофар гарданд,
Бар домани кибриёт наншинад гард.

Эй зоти ту дарду кавн мақсуди вуҷуд,
Номи ту Муҳаммаду мақомат маҳмуд.
Дил бар лаби дарёи шафоат бастем,
З-он рӯй равон мекунам аз дида дуруд.

Эй зоти ту сардафтари асрори вуҷуд,
Нақши рақамат бар дару девори вуҷуд.
Дар пардаи кибриё ниҳон гашта зи халқ,
Биншаста аён бар сари бозори вуҷуд.

Эй зоти муназзаҳат мубарро зи вуҷуд,
Бар хоки дари ту карда арвоҳ суҷуд.
Чун қатраи шабнам аст бар барги гулат,
Аз роҳи карам ҳар он чи гардад мавҷуд.

Эй  мақсади оламу зи олам мақсуд,
Воҷид ба ҳақиқат, ба яқин маъдани ҷуд.
Ҳам кони ҳақиқатию ҳам айни шуҳуд,
Ҳам шоҳиду ҳам шуҳудию ҳам машҳуд.

Ин кибру манӣ зи сар бадар бояд кард,
Он гоҳ ба кӯи мо гузар бояд кард.
Дунёдорию охират металабӣ,
Ин ноз ба хонаи падар бояд кард.

Бадхоҳи касон ҳеч ба мақсад нарасад,
Як бад накунад, то ба худаш сад нарасад.
Ман неки ту хоҳаму ту бадхоҳи манӣ,
Ту нек набинию ба ман бад нарасад.

Бар ҳар кӣ ҳасад барӣ, амири ту шавад,
В-аз ҳар кӣ фурӯ хурӣ, асири ту шавад.
То битвонӣ ту, дастгирӣ мекун,
К-он дасти гирифта дастгири  ту шавад.

Будем ба ҳам ҷамъ рафиқоне чанд,
Чун иқди ҷавоҳир ҳама бо ҳам пайванд.
Ногоҳ фалак риштаи он иқд гусехт,
Ҳар донаи моро ба диёре афканд.

Бе лутфи ту зоеъ шуда тадбири хирад,
Гум карда раҳи муомилат пири хирад.
Лутфе бикуну ба лутфи худ баста мадор,
Девори табиатам ба занҷири хирад.

Пӯшидамураққаъанд аз ин хоме чанд,
Норафта раҳи сидқу сафо гоме чанд.
Бигрифта зи томот алиф- ломе чанд,
Бадномкунандаи накӯноме чанд.

Пирӣ сару рои носавобӣ дорад,
Гулнори рухам ба ранги обӣ дорад.
Бому дари чор рукну девори вуҷуд
Вайрон шуду рӯй дар харобӣ дорад.

То буди ман аз буди ту омад ба вуҷуд,
Бе буди ту буди ман куҷо хоҳад буд.
То буди ту ҳасту бошаду хоҳад буд,
Нобуди маро завол кай хоҳад буд?!

То доруи даргаҳат ту маро дармон шуд,
Пастим баландӣ шуду куфр имон шуд.
Ҷону дилу тан ҳар се ҳиҷоби раҳ буд,
Тан дил шуду дил ҷон шуду ҷон ҷонон шуд.

То дил зи алоиқи ҷаҳон ҳур нашавад,
Ҳаргиз садафи вуҷуди мо дур нашавад.
Пур менашавад косаи сарҳо зи ҳаво,
Ҳар коса ки сарнигун бувад, пур нашавад.

То рӯи замину осмон хоҳад буд,
Ҳайвону наботу зи равон хоҳад буд.
То бар сари чарх Ахтарон сайр кунанд,
Нақди ту хулосаи ҷаҳон хоҳад буд.

То силсилаи ишқи ту дар гӯшам шуд,
Ақлу хираду ҳуш фаромӯшам шуд.
То як варақ аз ишқи ту ҳосил кардам,
Сесад варақ аз илм фаромӯшам шуд.

То турфа ду дидаи ту бар ҳам соянд,
Сад банди бало дасти қазо бикшоянд.
Эй дӯст, ба сина ғами беҳуда махӯр,
К-аз пардаи ғайб то чӣ берун оянд.

То зан набарӣ, ки дар ҷаҳон хоҳӣ монд,
Ин аст мақому ҷовидон хоҳӣ монд.
Ин кӯҳна работ аст, ду дар бар сари роҳ,
Мо ҷумла мусофирем, чун хоҳӣ монд.

Чун рафта қалам, чаҳд намедорад суд,
Беҳуда ба ғам чаро дижам бояд буд.
Умре зи паи мурод ҷонам фарсуд,
Ҷуз рафтаи тақдир дигар ҳеч набуд.

Чун шоҳиди рӯҳ хонапардоз шавад,
Ҳар чиз ба асли хештан боз шавад.
Ин сози вуҷуди чор абрешими табъ
Аз захмаи рӯзгор бесоз шавад.

Чун ҳастии мо зи кофу нун пайдо шуд,
Моҳияти нуну коф айни мо шуд.
Ӯро чу мазоҳири сифат ашё шуд,
Ашё ҳама ӯву ӯ ҳама ашё шуд.

Ҳарфе зи миёни кофу нун пайдо шуд,
З-он ҳарф вуҷуди Одаму Ҳавво шуд.
Аз сурати ҳар ду он чи омад ҳосил,
Мероси ҳақоиқи ҳама ашё шуд.

Ҳаййе, ки самар зи шохи ашҷор диҳад,
Сунъаш зи садаф луълуи шаҳвор диҳад.
Бар даргаҳаш афтода басе муштоқанд,
То лутфи алили ӯ киро бор диҳад.

Хоҳӣ ту умедвору хоҳӣ навмед,
Ман худ зи карам даст надорам ҷовид.
Мунфак нашавад қатори ҷуд аз дарё,
Зоил нашавад ламъаи нур аз хуршед.

Хоҳӣ, ки туро рутбаи аброр расад,
Мапсанд, ки касро зи ту озор расад.
Аз марг маяндешу ғами ризқ махӯр,
К-ин ҳар ду ба вақти хеш ночор расад.

Хуш бош, дар ин шаҳр зиён ношуда суд,
То чанд хӯрӣ ғамони буду нобуд?
Он дар, ки даромадӣ, туро чизе буд,
Ин дар, ки бадар равӣ, ҳамон хоҳад буд.

Хуш бош, ки корҳо ба комат бошад,
В-ин чархи ситезарӯ ғуломат бошад.
Тиҳуи ғам ар чарх маҷозӣ дорад,
То бози ҳақиқате ба домат бошад.

Хуш бош, ки нохушӣ ҷаҳонат надиҳанд,
Як зарраи умри дигаронат надиҳанд.
Кайҳону ҷаҳон ту ҷумларо пеш кунӣ,
Аз соя ба хуршед амонат надиҳанд.

Дар даҳр ба ҳар гуна ҳамедор умед,
В-аз гардиши рӯзгор меларз чу бед.
Гӯянд пас аз сиёҳ ранге набувад,
Пас, мӯи сиёҳи ман чаро гашт сафед?

Дар роҳ чунон рав, ки қиёмат накунанд,
Бо халқ чунон зӣ, ки саломат накунанд.
Дар масҷид агар равӣ, чунон рав, ки туро
Дар пеш надоранду имомат накунанд.

Дар мулки вуҷуд нест ҷуз як мавҷуд,
Ин аст камоли донишу кашфи шуҳуд.
Воҷиб ба вуҷуби маҳзу мумкин ба қуюд,
Таслими қуюд кун ба итлоқи вуҷуд.

Дарвеш касе бувад, ки комаш набувад,
Гоме, ки ниҳад, мурод гомаш набувад.
Дар оташи фақр агар бисӯзад шабу рӯз,
Ҳаргиз тамъи пухтаву хомаш набувад.

Дарвешию ошиқӣ дарахтест баланд,
Шохаш ҳама ҳикмат асту бехаш ҳама панд.
Ҳар кас, ки аз он шох яке мева биканд.
Як нима чу заҳр ҳасту як нима чу қанд.

Даъвии ту ботил асту маънии ту хурд,
Фардо ба қиёмат чӣ амал хоҳӣ бурд?
Шармат бодо, агар чунин хоҳӣ зист,
Нангат бодо, агар чунин хоҳӣ мурд.

Дил аз мани бечора амон металабад,
Пайваста шароби лоласон металабад.
Афзал, ту маҳӯр ғами ҷаҳону ғами ӯ,
Ногоҳ аҷал омада, ҷон металабад.

Дилтанг машав, ки то ҷаҳон хоҳад буд,
Аз ту ба ҷаҳон ному нишон хоҳад буд.
Ин ҷисм, ки нопадид гардад зи ту бас,
Ту рӯҳию рӯҳ ҷовидон хоҳад буд.

Дил дар ғами ишқи ту амон менадиҳад,
Дар ишқи ту кас нест, ки ҷон менадиҳад.
Дар ҳаҷри ту гум гашт сари риштаи халқ,
В-аз васли ту ҳеч кас нишон менадиҳад.

Дил наъразанон мулки ҷаҳон металабад,
Пайваста ҳаёти ҷовидон металабад.
Мискин хабараш нест, ки сайёди аҷал
Пай дар паи ӯ ниҳода, ҷон металабад.

Розам ҳама донои фалак медонад,
К-ӯ мӯй ба мӯю раг ба раг медонад.
Гирам, ки ту ин ҷо шашу панҷе дорӣ,
Бо ӯ чӣ кунӣ, ки як ба як медонад.

Рав, хона бирӯб, шоҳ ногоҳ ояд,
Ногоҳ ба назди марди огоҳ ояд.
Хиргоҳи вуҷудро зи худ холӣ кун,
Чун пок шавӣ, шоҳ ба хиргоҳ ояд.

Рӯзе, ки аҷал мусаввари мард шавад,
Ҳамчун нафаси субҳ дамаш сард шавад.
Хуршед, ки пурдилтар аз ӯ нест касе,
Аз бими фурӯ шудан рухаш зард шавад.

Рӯзе, ки заволи шаш ҷиҳат хоҳад буд,
Қадри ту ба қадри маърифат хоҳад буд.
Дар ҳусни сифат кӯш, ки дар рӯзи ҷазо
Ҳашри ту ба сурати сифат хоҳад буд.

З-олоиши дунё агарат пок баранд,
Дар вақти аҷал туро бар афлок баранд.
Аз хок бувад тани ман аз олами пок,
Моро чӣ аз он ки хок бар хок баранд?!

Саг бин, ки чу сер гашт, хуррам бошад,
В-аз хӯрдани фардош чаро ғам бошад?
Ин ақл ба мардум на бад-он дод Худой,
К-ӯ худ ба таваккул зи саге кам бошад.

Султон, ки на одил аст, шайтон бошад,
Гурги рамаву шағоли бустон бошад.
Гар адл кунад, сояи Яздон бошад,
Пушти хираду паноҳи имон бошад.

Шоҳони ҷаҳон, ки ин ҷаҳон доштаанд,
Бингар, ки аз ин ҷаҳон чӣ бардоштаанд.
Дар зери замин ба дасти худ медараванд,
Ҳар тухм, ки дар рӯи замин коштаанд.

Сайёди азал чу дона дар дом ниҳод,
Мурғе бигирифту Одамаш ном ниҳод.
Ҳар неку баде, ки меравад дар олам,
Худ мекунаду баҳона бар ом ниҳод.

Олим, ки на омил аст, таррор бувад,
Кафторсифат ғарра ба гуфтор бувад.
Чун саг шабу рӯз асири мурдор бувад,
Ё ҳамчу харе, ки бораш аз хор бувад.

Умри ту агар фузун шавад аз понсад,
Афсона шавӣ оқибат аз рӯи хирад.
Боре чу фасона мешавӣ, эй бихрад,
Афсонаи нек шав, на афсонаи бад.

Кам зан дари дунё, ки ҷавобат надиҳанд,
Дар кӯи хато роҳи савобат надиҳанд.
Ҳаққо, ки туро ташна барад то лаби ҷӯ,
В-он гаҳ бикушад ташна, ки обат надиҳанд.

Кӯтаҳназарон, ки роҳи мо кач донанд,
Ҳар лаҳза ба шевае дигармон хонанд.
Мурданду надонанд, ки дар олами дил
Бар маркаби нафс бехабар меронанд.

Гар он чи Худои ман зи ман мебинад,
Кофир бинад, ба сӯҳбатам наншинад.
В-ар  кардаи худ пеши саге баргӯям,
Саг домани пӯстин зи ман дарчинад.

Гар мулки Мисру Шому Чин хоҳад буд,
В-офоқ туро зери нигин хоҳад буд.
Хуш бош, ки оқибат насиби ману ту
Даҳ газ кафану се газ замин хоҳад монд.

Гар ман мирам, магӯ, ки он мард бимурд,
Гӯ: Мурда буду зинда шуду дӯст бибурд.
Ҷон нури ҳақиқат асту тан мӯниси ҷон,
Ҳақ нур бибурду хок бо хок супурд.

Мардони раҳат, ки сирри  маънӣ донанд,
Аз дидаи кӯтаҳназарон пинҳонанд.
Ин турфатар аст ҳар кӣ Ҳақро бишинохт,
Мӯъмин шуду халқ кофираш мехонанд.

Мардони раҳат воқифи асрори туанд,
Боқӣ ҳама саргаштаи паргори туанд.
Ҳафтоду ду миллат ҳама дар кори туанд,
Ту бо ҳамаву ҳама талабгори туанд.

Нокарда даме, он чи туро фармуданд,
Хоҳӣ, ки чунон шавӣ, ки мардон буданд.
Ту роҳ нарафтаӣ, аз он нанмуданд,
В-арна кӣ зад ин дар, ки дараш накшуданд?!

На ақл ба кунҳи лоязоли ту расад,
На нақс ба домани камоли ту расад.
Ваҳм арчи муҳити таҳту фавқ омад, лек
Кай гирди сарочаи ҷалоли ту расад?!

Эй дил, сару кор бо карим аст, матарс,
Лутфаш чу бувад, Худо қадим аст, матарс.
Ар неку баду кардаву нокардаи мо
Бе суду зиён аст, чӣ бим аст, матарс.

То чанд равӣ дар паи тақлиду қиёс,
Бигзар зи чаҳор унсуру панҷ ҳавос.
Гар маърифати Худои худ металабӣ,
Дар худ нигару Худои худро бишинос.

Эй дил, чу тарабнок наӣ, шодон бош,
Ҷурми ту зи дониш аст, рав, нодон бош.
Хоҳӣ, ки зи дасти деви мардум бираҳӣ,
Монанди парӣ зи одамӣ пинҳон бош.

Эй дӯст, гарат ҳавас кунад вақте х(в)аш,
Бигрез чу ман зи мардуми шайтонваш.
Дар гӯшаи хеш бо шариат хӯ кун,
Фориғ бинишину пой дар доман каш.

Боло маталаб, зи ҳеҷ кас беш мабош,
Чун марҳам нарм бошу чун неш мабош.
Хоҳӣ, ки зи ҳеч кас ба ту бад нарасад,
Бадхоҳу бадомӯзу бадандеш мабош.

Панде диҳамат, агар маро дорӣ гӯш,
Аз баҳри Худо, ҷомаи тазвир мапӯш.
Уқбо ҳама соат асту дунё як дам,
Аз баҳри даме мулки абадро мафурӯш.

Ғам чанд хӯрӣ зи кори ноомада беш?
Ранҷ аст насиби мардуми дурандеш.
Хуш бошу ҷаҳон танг макун дар бари хеш,
К-аз хӯрдани ғам қазо нагардад каму беш.

З-ин тобиши офтобу торикии меғ,
В-ин беҳуда зиндагонии маргомеғ
Бо хештан ой, то набошӣ боре,
На буда ба афсӯсу на рафта ба дареғ.

Як нуқта алиф гашту алиф ҷумла ҳуруф,
Дар ҳар ҳарфе алиф ба исме мавсуф.
Чун нуқта тамом гашт, омад ба суҷуд,
Зарф аст алиф, нуқта аз ӯ чун мазруф.

Аз бедирамӣ расида Исо ба фалак,
В-аз пурдирамӣ расида Қорун ба дарак,
Гар аз сабаби мол касе беҳ будӣ,
Инро ба фалак бурдию онро ба самак.

Имрӯз ба коми душманонӣ, эй дил,
Дур аз бари ёри меҳрубонӣ, эй дил.
Ман з-ин ду балои сахт з-он метарсам,
Бар бод диҳӣ ҷону ҷавонӣ, эй дил.

Эй умри азиз дода бар бод аз ҷаҳл,
В-аз бехабарӣ кори аҷал дошта саҳл.
Асбоби дусад сол сиголида зи фан,
Ноёфта аз замона як соат маҳл.

То чок задам зи ишқ пироҳани дил,
Ҷуз дард надидам аз ту пиромани дил.
То лоҷарам аз дӯстӣ, эй душмани дил,
Дар хуни ду дида мекашам домани дил.

Ногоҳ бад-он лоларухе додам дил,
К-ӯ буд сазои он, бад-он додам дил.
То зан набарӣ, ки ройгон додам дил,
Ҷон хост зи ман, зи бими ҷон додам дил.

Ҳарчанд вафо беш намоӣ, эй дил,
Худро ғаму дард мефазоӣ, эй дил.
Оре, чу ту аз хоб дароӣ, эй дил,
Он гоҳ бидонӣ, ки куҷоӣ, эй дил.

Аз рӯи ту шод шуд дили ғамгинам,
Ман чун рухи ту ба дигаре бигзинам?!
Дар ту нигарам, сурати худ мебинам,
Дар худ нигарам, ҳама туро мебинам.

Аз файзи вуҷуди хеш ҷон мебахшам,
В-аз лутф гаҳи ҷуд ҷаҳон мебахшам.
Ҷон асту ҷаҳон хулосаи фитрати мо,
Пайваста ба фазл ину он мебахшам.

Аз нӯҳ падару чаҳор модар зодам,
Панҷ асламу дар хонаи шаш бунёдам.
Аз ҳафту дуву се мустаманду шодам,
Ман дар кафи ин гурӯҳ чун афтодам?!

Эй соҳиби мулку ҷоҳу асбобу дирам,
Бар худ бикушо дари сахо баҳри карам.
Бар рӯи замин равӣ, зи дарвеш мапеч,
То зери замин бар ту шавад боғи Ирам.

Бо ёди ҷалол дар биёбон рафтем,
В-аз олами тан ба олами ҷон рафтем.
Умре шабу рӯз дар тафаккур будем,
Саргашта даромадему ҳайрон рафтем.

Будан зи чунин ҷой таманно чӣ кунам,
В-асбоби ҳаётро муҳайё чӣ кунам.
Ман ромиши беши ин ҷаҳонро чӣ кунам,
Сер омадаам, сер, ман ин ҷо чӣ кунам?!

Беҳ з-он набувад, ки барги узлат созем,
Чашм аз баду неки халқ пеш андозем.
То охири кори хеш маълум кунем,
Он гаҳ ба ҳадиси дигарон пардозем.

То хаймаи бехудӣ ба саҳро задаем,
Аз гуфтани «ло Илоҳ» боло задаем.
Мо гардани нафсро ба теғи таҳқиқ
Дар кӯи «матарс» бемуҳобо задаем.

То зан набарӣ, ки мо зи Одам будем,
Дар хилвати хос ҳар ду маҳрам будем.
Ин сӯҳбати мову ту на имрӯзин аст,
Пеш аз ману ту мову ту бо ҳам будем.

Чархи фалаку ситора гирён дидам,
Ин меҳнату ғам, ки кас надид, он дидам.
Нӯҳе ба ҳазор сол як тӯфон дид,
Ман Нӯҳ наям, ҳазор тӯфон дидам.

Чун ёфтам, он чи кард Эзад қисмам,
Бо худ бибарам феълу бимонад исмам.
Ё раб, ту ба фазли хеш фарёдам рас,
Он дам, ки кунад рӯҳ видоъ аз ҷисмам.

Хоҳам, ки дили худ аз ҷаҳон баргирам,
Аз пои худ ин банди гарон баргирам.
Бефоида гуфтану шунидан шабу рӯз,
То душману дӯст аз миён баргирам.

Дар оинаи хеш назар мекардам,
Худро ба худии худ хабар мекардам.
Гуфтам, ки магар якест дар дидаи ту,
Худ будаму худ ба худ назар мекардам.

Дар дидаи дида дидае бинҳодам,
Ҷонро зи раҳи дида ҷило медодам.
Рӯзе ба сари кӯи камол афтодам,
Аз дидаи нодида кунун озодам.

Дӯш оинаи хеш ба сайқал додам,
Равшан кардам, ба пеши худ бинҳодам.
Дар оина айби хеш чандон дидам,
Айби дигарон ҳеч наёмад ёдам.

Сад сол ба илму ҳилм дар кор шудам,
Гуфтам, ки магар воқифи асрор шудам.
Он ақлу ақида буду он илму амал,
Маълумам шуд, зи ҳар ду безор шудам.

Гар з-он ки ба дасти ақл будӣ ҷонам,
Андар ҳама афлок будӣ ҷавлонам.
Акнун, ки асири нафси нофармонам,
Дар олами боду хок саргардонам.

Маъшуқа аён буд, намедонистам,
Бо мо ба миён буд, намедонистам.
Гуфтам, зи талаб магар ба ҷое бирасам,
Худ тафриқа он буд, намедонистам.

Ман бо ту назар аз сари мастӣ накунам,
Андеша зи болову зи пасте накунам.
Мебинаму мепарастам аз рӯи яқин,
Худбинию хештанпарастӣ накунам.

Онҳо, ки кунанд даъвии илми ладун,
Гӯянд зи иллату зи маълул сухун.
Кас менарасад ба зери ин чархи куҳун,
Ҳал менашавад мушкили ин бесару бун.

Аз фазл чӣ ҳосил ба ҷуз аз он ҷон хӯрдан,
Афсӯс, Афзал, ки фазл натвон хӯрдан.
Нонпора чу дар дасти сагон афтодаст,
Мушкил бувад аз дасти сагон нон хӯрдан.

Асрори маро ниҳон ту андар ҷон кун,
В-аҳволи маро зи хеш ҳам пинҳон кун.
Гар ҷону дилӣ, маро чу ҷон пинҳон кун,
Ин куфри маро  пешрави имон кун.

Имрӯз дар ин замонаи аҳдшикан
Як дӯст нагирӣ, ки нагардад душман.
Бо танҳоӣ аз ин гузидам доман,
Бо хештанам хуш аст, ман донаму ман.

Эй омада аз ду кавн зотат берун,
В-эй рафъати истифот аз васф бурун.
Аз ҳар ду ҷаҳон ғараз ту будӣ ҳаққо,
Он дам, ки зи амр коф пайваст ба нун.

Эй бехабар аз буду зи нобуд равон,
Ғофил зи зиёну толиби суду зиён.
Парвардани ту малоли ҷон аст аз он,
Дар костани тан аст афзудани ҷон.

Эй тоза ҷавон, бишнав аз ин пири куҳун
Як нукта, ки ҳаст мояву мағзи сухун.
Ёре, ки дар ӯ аҳлияте нест, магир,
Коре, ки дар ӯ манфиате нест, макун.

Эй ҷони ту дар банд зи пайванди ҷаҳон,
Бардор зи боли ҷони худ банди чаҳон.
Ҷон бандаи банд аст, чу баргирӣ банд,
Банда набувад, бувад Худованди ҷаҳон.

Эй дил,чӣ ниҳӣ бори касе бар гардан,
К-ӯ бо ту вафо ҳеч нахоҳад кардан.
Чандин чӣ хӯрӣ ғамаш, ки ҳаргиз ғами ту
Як зарра нахӯрдасту нахоҳад  х(в)ардан.

Эй дил, қадаҳи бехабарӣ нӯш макун,
Афъоли бади хеш фаромӯш макун.
Шери аҷал  аст дар камин, воқиф бош,
Дар бешаи шер хоби харгӯш макун.

Эй дида, агар кӯр наӣ, гӯр бубин,
В-ин олами пурфитнаву пуршӯр бубин.
Шоҳони ҷаҳону сарварони олам
Дар зери замину даҳани мӯр бубин.

Бо халқ  ба хулқ зиндагонӣ мекун,
Некӣ ҳама вақти нотавонӣ мекун.
Кори ҳама кас барор аз дасту забон,
В-он гаҳ бинишину комронӣ мекун.

Боз ову даруни ҷони ман манзил кун,
Ё ҷой даруни дида, ё дар дил кун.
Ё теғи ҷафо бикаш, маро бисмил кун,
Алққиса, биё, фикри мани бедил кун.

Бо зиндадилон нишину бо хушнафасон,
Ҳақ душмани худ макун ба таълими касон.
Хоҳӣ, ки ба манзили Сулаймон бирасӣ,
Озор ба андаруни мӯре марасон.

Ҷое, ки диранг нестат, марҳала дон,
Ин умри пурофату балоро тала дон.
Чун бар танат аз ҳудуси мардум ҳадасест,
Ҷои ҳадасу ҳудусро мазбала дон.

Ҳайвон зи набот асту набот аз аркон,
Аркон асари гардиши чархи гардон.
Чарх аст ба нафс қоиму нафс ба ақл,
Ақл аст фурӯғи нури зоти Яздон.

Дар худ нигару ҳидояти дӯст бубин,
Дар ҳар чӣ назар кунӣ, ҳама ӯст, бубин.
Ту дида надорӣ, ки бубинӣ ӯро,
В-арна зи сарат то ба қадам ӯст, бубин.

Дар доми бало ту дона бошӣ ё ман,
Пешонии шерон ту харошӣ ё ман.
Гар ман на туам, бе ту сухан натвон гуфт,
Чун ман ту шудам, ту гуфта бошӣ ё ман.

Дилсӯхтагон дар сари коранд, макун,
Меҳроб ба хуни дил нигоранд, макун.
Эшон ба шаби дароз розе доранд,
Тарсам, ки туро дар ӯ супоранд, макун.

Дунё ташт асту осмон тоси нигун,
Мо дар таштем зери тоси пурхун.
Мо мегӯему дигарон мегӯянд,
То худ фалак аз парда чӣ орад берун.

Кам коҳ равон, чунки тавон афзудан,
В-олуда мадор, он чи тавон полудан.
Беҳуда маранҷ, то тавон осудан,
Мебош, чунонки метавонӣ  будан.

Ё раб, чи хуш аст бе даҳон хандидан,
Бе миннати дида халқи олам дидан.
Биншину сафар кун, ки бағоят некӯст
Бе заҳмати по гирди ҷаҳон гардидан.

Афзал, ту ба ҳар хаёл мағрур машав,
Парвонасифат куштаи ҳар нур машав.
Аз худ нест, гар зи худ дур шавӣ,
Наздики худ ою  аз Худо дур машав.

Афзал, дари дил мезанӣ, охир, дил ку?
Умрест, ки роҳ меравӣ, манзил ку?
Шармат бодо зи хилвату хилватиён,
Ҳафтоду ду чилла доштӣ, ҳосил ку?

Эй тоҷи лаъумрак зи шараб бар сари ту,
В-эй қиблаи оламин зи хоки дари ту.
Дар хиттаи кавн ҳар куҷо султонест,
Бар хатти ту сар ниҳода шуд чокари ту,

Эй халқи ду кавн зикргӯяндаи ту,
В-эй ҷумлаи коинот пӯяндаи ту.
Ҳарчанд ба кӯшиш натавон бар ту расид,
Ту бо ҳамаию ҳама ҷӯяндаи ту.

Эй дил, чи хурӣ ғами ҷаҳон, шод бирав,
Бишкан қафаси қолабу озод бирав.
Гардест нишаста ҷисм бар домани рӯҳ,
Доман бифишон зи хоку чун бод бирав.

Эй дил, зи ғами ҷаҳон кӣ гуфтат хун шав?
Ё сокини ишвахонаи гардун шав?
Донӣ, чӣ кунӣ чу нест сомони мақом,
Ангор дар ӯ наёмадӣ, берун шав.

Эй дӯст, маро ҳаст қароре бо ту,
Мақсуд аз ин миён каноре бо ту.
Ҳашри ту чу карданист, боре бо ман,
Умрам чу гузаштанист, боре бо ту.

Бар сафҳаи дил, ки ман нигаҳбонаму ту,
Хатте  бинавиштаӣ, ки ман хонаму ту.
Гуфтӣ, ки бигӯямат чу ман  монаму ту,
Ин низ аз онҳост, ки ман донаму ту.

Бар гардиши рӯзгор мастезу бирав,
Чун ҷои нишаст нест, бархезу бирав.
Ин ҷоми пур аз заҳр, ки номаш марг аст,
Хуш даркашу ҷуръа дар ҷаҳон резу бирав.

Кам гӯву ба ҷуз маслиҳати хеш магӯ,
Чизе ки напурсанд, ту худ пеш магӯ.
Доданд ду гӯшу як забонат з-оғоз,
Яъне, ки ду бишнаву яке беш магӯ.

Гар хилвати узлат аст сармояти ту,
Ҳаргиз ба залолат нарасад пояи ту.
Монанди ҳумо муҷаррад о, то бинӣ
Арбоби саъодат ҳама ҳама дар сояи ту.

Гар сӯҳбати Лайлӣ талабӣ, Маҷнун шав,
Аз хештану ҳар ду ҷаҳон берун шав.
Дар хонаи мардумон гарат роҳ диҳанд,
Бедида дарою безабон берун шав.

Афсӯс, ки дар хаёлу хобем ҳама,
В-андар паи кори носавобем ҳама.
Дар пардаи зулмату ҳиҷобем ҳама,
Аз шумии нафс дар итобем ҳама.

Эй пои шараф бар сари афлок зада,
В-эй дам ҳама аз хилъати лавлок зада.
В-он гаҳ ба сарангушти иродат як шаб
Диръи қасаби моҳи фалак чок зада.

Эй дил, ба чӣ ғам хӯрӣ ба сад андеша?
В-аз марг чӣ тарсӣ  чу дарахт аз теша?
Гар з-он ки ба нохушӣ барандат з-ин ҷо,
Хуш бош, ки растӣ аз ҳазорон пеша.

Эй ишқи ту ақли мо мутарро карда,
В-эй ҷуз ту дилам зи кул табарро карда.
Эй ҷон зи барои хидмати даргоҳат
Худро зи ҷаҳониён мубарро карда.

Эй лутфи ту дар камол болои ҳама,
В-эй зоти  ту дар улум донои ҳама.
Бинӣ баду неки ҳама пайдову ниҳон,
Чун дидаи сунъи туст бинои ҳама.

Бар маркаби ҷон аст савор андеша,
Бе ҷон набувад ҳеч ба кор андеша.
Чун ҷон равад, он гоҳ бубинӣ ту, ки ту
Чун ҷонварию сад ҳазор андеша.

То чанд кунӣ, эй тани бешарм, гуноҳ,
Як лаҳза намекунӣ бад-ин чарх нигоҳ.
Бо мӯи сиёҳ омадаӣ  номасафед,
Бо мӯи сафед меравӣ номасиёҳ.

Чун хоста душман аст, дарвешӣ беҳ,
Чун кеш хусумат аст, бекешӣ беҳ.
Чун дарди сар аз хештану хешон аст,
Бехештанӣ хуштару бехешӣ беҳ.

Хоҳӣ, ки туро бор бувад бар даргоҳ,
Бардор дил аз хоставу неъмату ҷоҳ.
Ҷома чӣ кунӣ кабуду рангину сиёҳ?
Дил рост куну қабо ҳамепӯшу кулоҳ.

Хоҳӣ, ки шавад дили ту чун оина,
Даҳ чиз бурун кун аз даруна сина:
Кибру ҳасаду зулму ҳарому ғайбат,
Бухлу тамаъу ҳирсу рибову кина.

Ғофил зи гуноҳу дар табоҳем ҳама,
В-аз кардаи худ номасиёҳем ҳама.
Кӯҳу дару дашту мурғу моҳию гиёҳ
Дорад зикре, кам аз гиёҳем ҳама.

Фарёд аз ин тани ба айб олуда,
Бар ҷурм далеру бар гунаҳ фарсуда.
То буда, чунонки халқро нанмуда,
Монандаи оҳане ба сим олуда.

Мо зоти ниҳода дар сифотем ҳама,
Айни хираду сухраи зотем ҳама.
То дар сифатем, дар мамотем ҳама,
Чун дар сифатем, айни ҳаётем ҳама.

Мастам ба харобот, вале аз май на,
Нақдам ҳама нуқл асту ҳарифам най на.
Дар синаи хилватам нишоне на, на,
Ашё ҳама дар ман асту ман дар вай на.

Он кист ба ҷуз ту, к-аз ту дорад хабаре,
Ё бе ту зи рӯи ту намояд асаре?
З-ин хонаи торик намешояд кард
Бе равшании ту гирди кӯят гузаре.

Аз олами сурат ба маъонӣ нарасӣ,
Андар ғами тан ба шодмонӣ нарасӣ.
Эй ҷон, агар аз ҳар ду ҷаҳон дур шавӣ,
Наздики бақо шавӣ, ба фонӣ нарасӣ.

Аз маъдани худ агар ҷудо афтодӣ,
Охир бинигар, ки худ куҷо афтодӣ.
Дар хонаи худ Худойро гум кардӣ,
З-он дар раҳи хонаи Худо афтодӣ.

Афсӯс, ки дар даҳр надидам ёре,
К-аз пои дилам бурун кашад як хоре.
Бо ҳар кӣ нишастам нафасе аз ёре,
Аз сӯҳбати ӯ ба ман расид озоре.

Эй он, ки шабу рӯз Худо металабӣ,
Кӯрӣ, гараш аз хеш ҷудо металабӣ.
Ҳақ бо ту ба ҳар забон сухан мегӯяд:
Сар то қадамат манам, киро металабӣ?

Эй он ки ҳамеша бекасонро ту касӣ,
Ҳар кас ба касе нозаду моро ту басӣ.
Дар вақти аҷал кас мадади мо накунад,
Ё раб, ту дар он нафас ба фарёд расӣ.

Эй асли вуҷуди ту зи як зарра манӣ,
То чанд кунӣ дар ин ҷаҳон кибру манӣ.
Дар паллаи аъмоли худ аз роҳи хирад
Худро назаре бикун, ки то чанд манӣ.

Эй чарх, ба ҷуз ҷавру ҷафо нанмудӣ,
Ҳаргиз дари айшу хуррамӣ накшудӣ.
Моро ғами иштиёқ кам буд магар,
К-ин бори фироқ ҳам бар он афзудӣ?

Эй чарх, чӣ дорам, ки зи ман бистонӣ?
Муфлис шудаам, ҳанӯз меранҷонӣ.
Фирӯза зи дасти оқиле бистонӣ,
Дар саффи нигини аблаҳе биншонӣ.

Эй чархи фалак, заҳрфишонӣ то кай?
Хун аз дилу дидаам чаконӣ то кай?
Аз баҳри яке луқма, ки он рӯзии мост,
Саргашта ба оламам давонӣ то кай?

Эй дил ба муҷаррадӣ нарафтӣ гоме,
Худ заҳраи он бувад, ки ҷӯӣ коме.
Ту дарди фироқ ним шаб бурда наӣ,
Дар сӯҳбати вай куҷо расӣ, то хомӣ.

Эй дил, ту агар роҳати ҷон металабӣ,
В-осоиши пайдову ниҳон металабӣ.
Аз суду зиёни халқ доман даркаш,
Аз худ биталаб, аз дигарон металабӣ.

Эй дил, ту даме мутеъи субҳон нашудӣ,
В-аз кардаи ҳеч бад пушаймон нашудӣ.
Қозию фақеҳу муфтию донишманд,
Ин ҷумла шудӣ, вале мусулмон нашудӣ.

Эй дил, ту зи мардумӣ нишон мебинӣ,
В-аз дида ба ҷуз ашкфишон мебинӣ.
Дар орзуи даме, ки бо хеш зиям,
Ёрон ҳама инанд, ки-шон мебинӣ.

Эй сӯфии софӣ, ки Худо металабӣ,
Ӯ ҷой надорад, ту куҷо металабӣ?!
Гар з-он ки шиносияш, чаро металабӣ?
В-ар з-он ки надонияш, киро металабӣ.

Эй фазли ту дастгири ҳар гумроҳе,
Кӯҳи гунаҳ аз лутфи ту гардад коҳе.
Садсола гуноҳи бандаро афв кунӣ,
Гар банда ба сӯзи дил барорад оҳе.

Эй фалсафӣ, аз Нубо надорӣ бахше,
З-он аст, ки аз яқин надорӣ нақше.
Чун дар раҳи таҳқиқ сутурат монад,
Аз баҳри Худо, бичӯ беҳ аз ин нақше.

Эй лутфи ту дастгири ҳар худрое,
В-эй афви ту пардапӯши ҳар расвое.
Бахшой бар он банда, ки андар ҳама умр
Ҷуз даргаҳи ту ҳеч надорад ҷое.

Эй нотиқ, агар ба маркази ҷисмонӣ
Ҳосил накунӣ маърифати яздонӣ,
Фардо, ки алоиқи ҷаҳон қатъ шавад,
Дар зулмати ҷаҳл ҷовидон дармонӣ.

Бо дил гуфтам, ки: Эй дили арбадаҷӯй,
Саррофи сухан бошу сухан камтар гӯй.
Хоҳӣ, ки туро об равад дар ҳама ҷӯй,
Бо дӯст нишину некии душман гӯй.

Бояд, ки ту дам пеши муқаддам назанӣ,
Сарриштаи кори хеш барҳам назанӣ.
Худро назанӣ бар нафаси зиндадилон,
Ногоҳ даме занад, ки ту дам назанӣ.

Бардор зи пеш пардаи худбинӣ,
Ҳар неку баде, ки бинӣ, аз худ бинӣ.
Иблис сазои худ зи худбинӣ дид,
Ту низ агар манӣ кунӣ, худбинӣ.

Ту битвонӣ, мабош меҳмони касе,
Беоб шавӣ, чу меҳӯрӣ нони касе.
Як қурси ҷавин хӯрӣ  ту бар суфраи хеш,
Беҳтар зи ҳазор барра бар хони касе.

То тарки тааллуқоти дунё накунӣ,
Ҷавлон сари иддиқоти улё накунӣ.
То ҷон надиҳӣ ба ходимӣ пеши Шуъайб,
Бо ҳазрати Ҳақ сухан чу Мӯсо накунӣ.

То чанд паи айшу танаъъум гардӣ,
То чанд дари сарои мардум гардӣ?
Дар доираи вуҷуди ту доираест,
З-он доира гар бурун равӣ, гум гардӣ.

То  хоси Худойро ту аз ҷон нашавӣ,
Бар маркаби ишқ марди майдон нашавӣ.
Шерони ҷаҳон пеши ту рӯбаҳ бошанд,
Гар ту саги нафсро ба фармон нашавӣ.

То раҳ наравӣ, ба ҳеҷ манзил нарасӣ,
То ҷон надиҳӣ, ба ҳеҷ ҳосил нарасӣ.
Ҳоли саги аҳли Каҳф аз нодираҳо,
То ҳал нашавӣ,  ба ҳоли мушкил нарасӣ.

То мӯътакифи олами маънӣ нашавӣ,
Чун ростравон мункири даъвӣ нашавӣ.
То халъи либоси ҳастӣ аз худ накунӣ,
Шоистаи хилъати таҷаллӣ нашавӣ.

Ту омадаӣ зи қатраи оби манӣ,
Бишнав сухане зи ман агар ёри манӣ.
Шаш чиз бувад, ки он туро хор кунад:
Буғзу тамаъу ҳирсу ҳасад, кибру манӣ.

Дар оинаи ҷамоли Ҳақ кун назаре,
То ҷону дилат биёбад аз ҳақ хабаре.
Хоҳӣ, ки дилу ҷон-т мунаввар гардад,
Бояд, ки ба кӯяш гузарӣ ҳар саҳаре.

Дар ҷустани ҷоми Ҷам зи кӯтаҳназарӣ
Ҳар лаҳза гумоне на ба таҳқиқ барӣ.
Рав, дида ба даст ор, ки ҳар зарраи хок
Ҷомест ҷаҳоннамо, чу дар вай нигарӣ.

Дар роҳи Худо агар сипанҷе дорӣ,
Дар ҳар қадам ороста ганҷе дорӣ.
Бо ҳар чӣ, на бар муроди дил хоҳад буд,
З-он ранҷа шавӣ, дароз ранҷе дорӣ.

Дар роҳи Худо агар тамизе дорӣ,
Танҳо нахӯрӣ, агар мавизе дорӣ.
Айбе набувад, ман аз ту чизе талабам,
Ман чиз надораму ту чизе дорӣ.

Дар матбахи дунё ту ҳама дуд хӯрӣ,
То чанд ғамони буду нобуд хӯрӣ.
Аз моя нахоҳӣ, ки ҷаве кам гардад,
Моя кӣ хӯрад, чун ту ҳама суд хӯрӣ?!

З-он пеш ки аз ҷоми аҷал маст шавӣ,
Зери лагади ҳодисаҳо паст шавӣ,
Сармоя ба даст ор аз ин ҷо, к-он ҷо
Суде накунад, агар тиҳидаст шавӣ.

Зинҳор, дило, рафиқи ҳар кас нашавӣ,
В-андар паи мурдор чу каргас нашавӣ.
Хоҳӣ, ки касе шавӣ,  зи нокас бигурез,
Дар хидмати ҳеч нокасе кас нашавӣ.

Гар оҳ занам, ту дар миёни оҳӣ,
Гар гумроҳам, ту раҳнамои роҳӣ.
Гар мӯрчае дам занад андар таҳи чоҳ,
Аз дам задани мӯрчае огоҳӣ.

Гар бо ту фалак бадӣ сиголад, чӣ кунӣ?
В-ар сӯхтае аз ту бинолад, чӣ кунӣ?
В-ар ғамзадае шабе ба ангушти дуо
Иқболи туро гӯш бимолад, чӣ кунӣ?

Гар бар сари фитна барначӯшӣ, мардӣ,
В-ар теғи забонҳо  бинииюшӣ, мардӣ.
Он зарра, ки дар роҳи ҳаво мекӯшӣ,
Дар роҳи Худо агар бикӯшӣ, мардӣ.

Гар ҳокими сад шаҳру вилоят гардӣ,
В-ар дар ҳунару фазл бағоят гардӣ.
Гар ошиқи содиқию гар зоҳиди пок,
Рӯзе ду-се чун равад, ҳикоят гардӣ.

Гар дарёбӣ, ки аз куҷо омадаӣ,
В-аз баҳри чииву аз чаро омадаӣ.
Гар бишносӣ, ба асли худ бозрасӣ,
В-арна чу баҳоим ба чаро омадаӣ.

Гар з-он ки ҳазор банда озод кунӣ,
В-ар з-он ки ҳазор масҷид обод кунӣ.
В-ар з-он ки ҳазор шаб дароӣ ба намоз,
Онат надиҳад, ки хотире шод кунӣ.

Гар толиби онӣ, ки бубинӣ ту Худой,
Аз баҳри Худо, хоҷа, замоне ба худ ой.
То ҳастии ту бувад сари мӯ бар ҷой,
Ҳаққо, ки сари мӯ набарӣ раҳ ба Худой.

Гар габру яҳуду гар мусулмон бошӣ,
Аз худ бигузар, то ҳама тан ҷон бошӣ.
Дар кеш ту рострав ҳамебош чу тир,
В-арна чу камон лоиқи фармон бошӣ.

Гар мусҳафи панҷгона аз бар дорӣ,
Бо он чӣ кунӣ, ки нафси кофар дорӣ?
Сарро ба замин ниҳӣ ту аз баҳри намоз,
Онро ба замин неҳ, ки ту дар сар дорӣ.

Гаҳ тахти Сулаймон ба лаиме бахшӣ,
Гаҳ тоҷи нубувват ба ятиме бахшӣ.
Ё раб, чӣ шавад, агар маро бе сабабе
Аз равзаи маърифат насибе бахшӣ?

Гирам, ки Сулаймони набиро писарӣ,
Гар бод нишаставу ҷаҳон месипарӣ.
Гирам, ки ба коми туст гетӣ шабу рӯз,
Бингар, ки падар чӣ бурд, то ту чӣ барӣ.

Гирам, ки ҳазор ганҷи Қорун дорӣ,
Мулки Ҷаму Дорову Фаридун дорӣ.
Чун шарбати марг нӯш мебояд кард,
Ангор, ки беш аз ин ту афзун дорӣ.

Марде бояд, баландҳиммат марде,
Бас воқиадидае, хирадпарварде,
К-ӯро зи тааллуқоти ин тӯдаи хок
Бар домани ҳиммат нанишинад гарде.

Ҳон, то сари риштаи хирад гум накунӣ,
Худро зи барои неку бад гум накунӣ.
Раҳбар туию раҳ туию манзил ту,
Ҳон, то раҳи хештан ба х(в)ад гум накунӣ.

Ё раб, чу барорандаи ҳоҷот туӣ,
Ҳам қозии кофаи муҳиммот туӣ.
Сирри дили хештан чӣ гӯям бо ту,
Чун олими сирри вал- хафиёт туӣ.

Як зарра зи факр агар ба саҳро будӣ,
На кофару на габру на тарсо будӣ.
Гар дидаи ҷаҳли халқ бино будӣ,
Ин ришта, ки сардутост, якто будӣ.

## МАЪХАЗҲО


1.Абӯалӣ ибни Сино. Маҷмӯаи шеърҳо. Тартибдиҳанда ва муаллифи муқаддима М. Занд.- Сталинобод, 1953.

2.Абӯалӣ ибни Сино. Авҷи Зуҳал. Ба чоп тайёркунандагон Ш. Ҳусейнзода. К.Айнӣ, Х. Шарифов – Душанбе, 1980.

3.Абӯсаид Абулхайр, Хайём, Бобо Тоҳир. Рубоиёт. Тасҳеҳ ва муқаддимаи Ҷаҳонгир Мансур. – Теҳрон, 1378 ҳ.

4.Айнӣ С. Намунаи адабиёти тоҷик.- Москва, 1926.

5.Айнӣ С. Шайхурраис Абӯалӣ ибни Сино. – Сталинобод, 1939,1941.

6.Акбари Ризвонӣ. Шарҳи ҳол ва осору афкори… Ибни Сино.- Теҳрон.

7.Алии Даштӣ. Даме бо Хайём. – Теҳрон, 1344 ҳ.

8. Амин Аҳмади Розӣ. Ҳафт иқлим. Бо тасҳеҳ ва таъликоти Ҷавод Фозил. – Теҳрон, 1341 ҳ.

9.Ашъори ҳамасрони Рӯдакӣ. Таҳияи матн ва луғату тавзеҳот аз Худоӣ Шарифов ва Абдушукури Абусаттор. – Душанбе, 2007.

10. Бадеъуззамон Фурӯзонфар. Сухан ва суханварон. – Теҳрон, 1380 ҳ.

11. Бертельс Е.Э. Авиценна и персидская литература II Известия АН СССР.Отд. общественных наук, 1938. --№ 1-2.

12. Гулшани адаб. Намунаи назми форсу тоҷик. Асрҳои IX-XIII. Ҷилди 1—Душанбе, 1974.

13. Дабири Сиёқӣ. Пешоҳангони шеъри форсӣ –Теҳрон, 1356 ҳ.

14. Давлатшоҳи Самарқандӣ. Тазкиратушшуаро. Бо таҳқиқ ва тасҳеҳи Муҳаммад Аббос. – Теҳрон, 1347 ҳ.

15. Донишномаи Сомониён. Ҷилди якум. Хуҷанд, 2008.

16. Забеҳуллоҳи Сафо. Ҷашнномаи Ибни Сино. Ҷилди аввал. – Теҳрон,1331 ҳ.

17. Забеҳуллоҳи Сафо. Таърихи адабиёт дар Эрон ва дар қаламрави забони порсӣ. Ҷилди аввал. – Теҳрон, 1378.

18. Забеҳуллоҳи Сафо. Тахрихи адабиёт дар Эрон. Ҷилди дувум.—Теҳрон, 1378 ҳ.

19. Забеҳуллоҳи Сафо. Ганҷи сухан. Шоирони бузурги порсигӯй ва муносибати осори онон. Аз Рӯдакӣ то Баҳор.—Теҳрон, 1374 ҳ.

20. Занд М. Рубоиҳои нави Ибни Сино. II Шарқи Сурх, 1952.--№ 7.—С.119-128.

21. Исо Ҳидоят. Мактаби Хайём. Намоишнома. – Теҳрон, 1344 ҳ.

22. Мазоҳир Мусаффо. Посдорони сухан.Ҷилди аввал.- Теҳрон,1335ҳ.

23. Муҳаммад Авфӣ. Тазкираи «Лубобулалбоб».Ҷилди 2. Аз рӯи нусхаи Эдуард Браун. Бо муқаддима ва таъliқоти Муҳаммади Қазвинӣ.- Теҳрон,1361 ҳ.

24. Муҳаммад ибни Мунаввар ибни Абӣ Саъид ибни Абӣ Тоҳир ибни Абӣ Саъди Меҳанӣ. Асроруттавҳид фӣ мақомоти Шайх Абӣ Саъид. Бахши аввал. Муқаддима, тасҳеҳ ва таъliқоти доктор Муҳаммадиризо Шафеъии Кадканӣ.—Теҳрон, 1381ҳ.

25. Муҳаммадмузаффар Ҳусайни Сабо. Рӯзи равшан. Бо тасҳеҳ ва таҳшияи Муҳаммадҳусайни Рукнзода.—Теҳрон,1343 ҳ.

26. Муҳаммадҳусайни Рукнзода- Одамият. Донишмандон ва сухансароёни Эрон. Ҷилди аввал.—Теҳрон,1337 ҳ.

27. Нафисӣ Саъид. Зиндагӣ ва кору андеша ва рӯзгори Пури Сино.—Теҳрон, 1333 ҳ.

28. Нафисӣ Саъид. Муҳити зиндагӣ ва аҳволу ашъори Рӯдакӣ.—Теҳрон,1382 ҳ.

29. Низомии Арӯзии Самарқандӣ. Чаҳор мақола.—Душанбе,1986.

30. Омар Хайям. Рубаийат. Подготовка текста, перевод и предисловие Р.М. Алиева и М.Н. Османова. Ч.2.- М, 1959.

31. Омар Хайям. Рубаи. Составление А. Шахвердова. Вступ. статья З.Н. Ворожейкина и А.Ш. Шахвердова. – Л,1986.

32. Ориёно.- Кобул,1992.-№ 7-8.

33. Ризоқулихони Ҳидоят. Маҷмаъулфусаҳо. Ба кӯшиши Мазоҳир Мусаффо. Бахши аввал аз ҷилди аввал. – Теҳрон,1382 ҳ.

34. Саидов С. Адабиёти давраи Сомониён дар фарҳангҳои форсӣ. (Нақду танқеҳи матн).—Хуҷанд, 1999.

35. Содиқи Ҳидоят. Таронаҳои Хайём.- Теҳрон, 1342 ҳ

36. Тарабхона. Рубоиёти Ҳаким Умари Хайёми Нишопурӣ.—Теҳрон, 1342ҳ.

37. Таронаҳои дилангез. (Маҷмӯаи рубоиёти Абӯсаид Абулхайр, Бобо Тоҳири Урён, Наҷмиддини Кубро ва Бобо Афзал). Тартибдиҳанда Х. Шарифов.- Душанбе, 1986.

38. Тарҷумонулбалоға. Таснифи Муҳаммад ибни Умар ар-Родуёнӣ. Тасҳеҳи доктор Аҳмади Оташ ва интиқоди Маликушшуаро Баҳор.- Теҳрон, 1349 ҳ.

39. Умари Хайём. Рубоиёт. Тартибдиҳанда М. Муллоаҳмадов.—Душанбе, 1983.

40. Умари Хайём 100 рубоӣ. Мураттиб Абдураҳмон Абдуманнонов.—Душанбе, 1984.

41. Унсурулмаолии Кайковус. Қобуснома. Ба кӯшиши Саъид Нафисӣ.—Теҳрон, 1342 ҳ.

42. Хайём. Рубоиёт. Ба тасҳеҳ ва таҳшияи Муҳаммадалии Фурӯғӣ ва Қосим Ғанӣ.—Теҳрон, 1371 ҳ.

43. Хоҷа Насриддини Тӯсӣ. Меъёрулашъор.—Теҳрон, 1320 ҳ.

44. Ҳаким Умари Хайём. Рубоиёт. Бо муқаддимаи Содиқи Ҳидоят. – Теҳрон, 1348 ҳ.

45. Ҳадоиқуссеҳр фӣ дақоиқишшеър. Таълифи Рашиди Ватвот. Тасҳеҳи Аббос Иқбол.—Теҳрон, 1308 ҳ.

46. Ҳолот ва суханони Шайх Абӯсаид Абӯлхайри Меҳанӣ.—Теҳрон, 1317 ҳ.

47. Шамсиддин Муҳаммад ибни Қайси Розӣ. Алмӯъҷам фӣ маъойири ашъорил-Аҷам. Бо тасҳеҳи Муҳаммад Абдулваҳҳоби Қазвинӣ.—Теҳрон, 1338 ҳ.

48. Шарҳи аҳвол ва ашъори шоирони бедевон дар қарнҳои 3-4-5 ҳиҷриии қамарӣ. Таълиф ва тасҳеҳи Маҳмуди Мудаббирӣ.—Теҳрон, 1370 ҳ.

49. Қасидаи айнияи Шайхурраис Абӯалӣ Сино. Ба шарҳу тафсиру посухи Муҳамадалӣ Ҳакими Илоҳии Фароданӣ.—Теҳрон, 1331 ҳ.

## ЛУҒАТНОМА

Абдол – наздикон, хосони Худованд, ки гӯё шумораи онҳо 70 нафар будааст.

Аблақ – ало, дорои ду ранг, аспи тезрав, мач. шабу рӯз, дунё, замона.

Аброр - ҷамъи бир(р), некӯкорон, парҳезгорон, тақводорон.

Авоиқ – ҷамъи оиқ, ҳодисаҳо ва рӯйдодҳои зиндагӣ.

Авон – ҳангом, замон, вақт, посбони давлатӣ, кадбону.

Акҳал – чашмсиёҳ, раги миёнаи даст.

Алил – бемор, дардманд, нотавон.

Алоиқи ҷаҳон – гирифториҳо, вобастагиҳои олами моддӣ.

Алломи ғуюб – донандаи асрори ғайб.

Алчахт – тамаъ, умедворӣ, чашмдорӣ.

Анашшамс (арабӣ)- ман офтобам.

Аносир – ҷамъи унсур, чаҳор унсур – об, оташ, хок ва бод, ки гӯё тамоми мавҷудот аз онҳо пайдо шудааст.

Аркон – ҷамъи рукн, сарварон, бузургон, соҳибмансабон; рукнҳои вазни шеър.

Аҳвал – чашмкач, олус.

Аҳли қубур – сокинони қабрҳо, аз олам даргузаштагон.

Аҳли Каҳф – ҳафт нафар ёрони парҳезгор, ки аз хавфи Дақёнус ном подшоҳи золим дар ғоре бо номи Каҳф пинҳон шуда буданд ва бо онҳо саге ҳам ҳамроҳ будааст. Онҳоро асҳоби Каҳф низ меноманд.

Ашҷор – ҷамъи шаҷар, дарахтон.

Аҷнос – ҷамъи ҷинс, матоъ, модда ва ашёи гуногун.

Аҷром – ҷамъи ҷирм, ҷинсҳои осмонӣ, ситораҳо.

Аъён – бузургон, сардорон, ашрофи давлат ва ҳукумат.

Байти роҷиз – байте, ки дар баҳри раҷаз гуфта шудааст, байте, ки мазмуни далерӣ ва ҷанговарӣ дорад.

Байат – муоҳадаи дӯстӣ, аҳду паймон.

Базидан – вазидан.

Басеҷ – азм кардан, омодагӣ дидан.

Басок – гулдастаи доирашакл, тоҷе, ки аз гулҳо сохта, ба сар мениҳанд.

Баҳоим – ҷамъи баҳима, ҳайвоноти ваҳшӣ.

Бефасор – белаҷом.

Биҳил – бахшидан, авф кардани гуноҳ.

Бодхун (бодхан, бодхон) – сӯрох, равзанае, ки барои гузаштани бод дар хонаҳо вуҷуд дошт.

Бослиқ – шохраги даст, ки аз он хун мегиранд.

Бодафраҳ (бодафроҳ) – ҷазо, мукофот, подош.

Бодаи раҳиқ – шароби соф, беғаш, бедурд.

Бурҳон – далел, исбот.

Буссад – марҷон.

Бӯъд – фосила, масофа, дурӣ.

Бӯта – буттаҳои пуршоху барг монанди зирк, ёсуман ва хорбунҳои гуногун, ки баланд намешаванд.

Вард – гули сурх, гули садбарг

Вағеш – бисёр, анбӯҳ

Вайси Қаран – яке аз сӯфиёни маъруф Увайси Қаранӣ, ки дар Яман зистааст.

Газоф – ҳарза, беҳуда, бефоида.

Гашан – бисёр, анбӯҳ.

Давоҷ – болопӯш, рӯиҷо.

Давол – ҳила, макр, фиреб.

Дайри дудар – киноя аз дунё, ки ду дар, яъне дари омадан ва рафтан дорад.

Даббус – гурз, амуд.

Дарюза – гадоӣ, садақаталабӣ.

Дижам – андӯҳгин, ғамгин.

Диръ – либоси ҷангӣ, ки аз тунука ё ҳалқаҳои оҳан месохтанд, зиреҳ.

Духтари раз – маҷ. оби ангур, шароб.

Ё вайлуно (арабӣ) – эй вой бар мо.

Занн – гумон, пиндошт.

Зарқ – мунофиқӣ, риёкорӣ, макр, ҳилаву найранг.

Зулом – торикӣ, раҳгумӣ.

Изтирор – дармондагӣ, тангдастӣ, парешонӣ.

Икроҳ – кароҳат, нафрат, норизоӣ.

Илал – ҷамъи иллат, беморӣ, дардмандӣ, айб, нуқсон, сабаб.

Илми ладуннӣ – илму таълими худодод, ки гӯё бидуни таълими устод ва саъю кӯшиши шахс, аз ғайб ато шудааст.

Икд – шаддаи марворид, сангҳои қиматбаҳои ба ришта кашидашуда, тавқ, гарданбанд.

Ишрабу (арабӣ) – бинӯшед.

Кабаст – рустании кадумонанди талх, ки онро ҳанзал низ мегӯянд.

Каъбатайн – ду Каъба, яъне Каъба, ки дар Макка ва Байтулмуқаддас дар Фаластин воқеъ мебошад.

Кавнайн – ду дунё, дунёи фонӣ ва охират.

Камоҳӣ (арабӣ - камоҳия) – чунонки дар воқеъ ҳаст, аҳвол ё вазъи аслӣ, ҳақиқӣ.

Кибриё – бузургӣ, азамат, ғурур.

Коза – кулба, каппа, истиқоматгоҳи муваққатӣ, ки дар боғу киштзорҳо аз чӯбу хору хас месозанд.

Колбад (колбуд) – қолаб, тан, ҷасади инсон.

Кофаи муҳимот – тамоми корҳо, мушкилот.

Кудурат – ғаму андӯҳ, дилтангӣ, тирагӣ.

Куништ – ибодатгоҳи ғайримусулмонон, маъбади яҳуду насоро.

Куноғ – кирми пилла, кирмак.

Кунҳ – асос ва моҳияти ҳар чиз; поён, умқ, ниҳоят, асл, ҷавҳар, ҳақиқат.

Қаробагар – кӯзагар, сурохисоз.

Лаим – фурӯмоя, нокас, паст.

Лаъумрак (арабӣ) – қасам ба умри ту.

Ламъаи нур – дурахш, партави рӯшноӣ.

Лаҷоҷ – ситезакорӣ, хусумат, ҷангу ҷидол.

Лаҷуҷ – ситезакор, гарданшах, якрав.

Ламязалӣ – ҷовидонагӣ, пойдорӣ, безаволӣ.

Ливақтил варди шурбул хамри ҷоиз (арабӣ) – ҳангоми гул нӯшидани шароб равост.

Ломакон – бе макон, сифати Худованд.

Ло ҳусна фиҳ (арабӣ) – ӯ ҳусн надорад.

Ло янфак – гиреҳи кушоданашаванда, мушкили ҳалнашаванда.

Маволид – ҷамодот, наботот ва ҳайвонот.

Мазбала – ҳоҷатхона, халоҷо, ҷои рехтани хокрӯба ва ифлосиҳо.

Мазоҳир – ҷамъи мазҳар, ҳодисаҳо, манзараҳо ва рӯйдодҳои падидоянда.

Маншур – фармон, амри хаттӣ.

Манкуб – накбатзада, бадбахт.

Мадрак – маъхаз, далел, санад.

Мазруф – чизи дар зарф ҷойгиршуда, маҷ.маънӣ, мазмун.

Маркаб – асп, шутур, хар ва дигар ҳайвонҳои саворӣ.

Марқум – навишташуда, сабтшуда, қайдшуда.

Масқул – сайқалдодашуда, тоза ва ҷилодоркардашуда.

Машҳуд – ошкоро, намоён, дидашуда.

Маргомеғ – омехта бо марг, маргбор, марговар.

Махзун – дар хазина захирашуда.

Маъдум – несту нобудшуда.

Маъкус – баръаксшуда, вожгун, чаппашуда.

Маъоиб – айбҳо, нуқсонҳои узвӣ.

Маълул – иллатдор, бемор, ноқис.

Мағок – чуқурӣ, пастӣ.

Маҳл – мӯҳлат, фурсат, бо оҳистагӣ кореро кардан.

Маҳҷур – дурафтода, дар ҷудоӣ афтода аз ёру дӯстон.

Меғ – абри сиёҳ, абри тираву тор.

Мизалла – соябон, чатр.

Миъод – ваъдагар, ҷои мулоқот.

Мубтал – ботил ва бекоркардашуда.

Машъум – манҳус, номуборак, бад.

Моваро – он сӯ, он тараф.

Мулҳақ – пайвастшуда, ҳамроҳшуда.

Мудаббир – тадбиркунанда, роҳбар, идоракунанда.

Музаъфар – заъфарон, зардранг.

Мумаййиз – фарққунанда.

Мутарриз – зебу зинатдиҳанда.

Мутарро – тару тоза, мусаффо.

Муназзаҳ – тозаву озода, хушу хуррам.

Мураққаъ – ҷомаи пурдарбеҳ ва аз матоъҳои гуногун дӯхташудаи дарвешон.

Мураввақ – шароби аз дурду лой софкардашуда.

Мутаворӣ – пинҳоншуда, дар даруни чизе пӯшидашуда.

Муташаккӣ – шикояткунанда, додхоҳ.

Муставҷиб – лоиқ, сазовор.

Мусҳаф – авроқи саҳифабандишуда, китоб, яке аз номҳои Қуръони маҷид.

Мушаъбид – шӯъбадабоз, найрангбоз, ҳилагар.

Муштақ – аз чизе ҷудо ё ҳосилкардашуда.

Муқаррабон – ҳамсӯҳбатони доимӣ, наздикон, надимон.

Муқбил – хушбахт, саодатманд.

Мухайяла – дар хаёл пайдошуда.

Муҳанно – гуворо, болаззат.

Муҳобо – мурувват, эҳтиром, муомилаи хуб.

Муҳдас – тоза, нав, замонавӣ.

Мӯълам – аламдор, нишондор, бо нақшу нигор.

Мӯътакиф – гӯшанишин, хилватнишин.

Мӯътариф – эътирофкунанда, иқроркунанда.

Мӯъҷизи нос – оҷизкунанда, ҳайронкунандаи одамон.

Набӣ – фиристодаи Худо, пайғамбар, расул.

Нажанд – ғамгин, андӯҳгин, даҳшатовар, парешон.

Нақс – айбу нуқсон, камбудӣ.

Новак – тир, тири камон, маҷ. тири мижгон.

Нору – як навъ парандаи хушовоз монанди булбул.

Норван – дарахти зебои бемева, вале соядоре, ки баргҳояш дандонадор ва чӯбаш хеле сахт аст.

Нубувват – пайғамбарӣ.

Нузул – поён фуромадан, фуруд омадан.

Обгина – шиша, пиёлаи булӯр, шароб.

Оби инаб – оби ангур.

Оганҷ – ҳасиб, гило.

Ожах – озах.

Озарм – шарм, ҳаё, эҳтиром, бузургӣ, раҳму шафқат.

Олола – лола.

Омурғ – нафъ, фоида, қадр, арзиш, ночиз, кам.

Оҷ – устухони фил, дандони фил, маҷ. сафед.

Палашт (палишт) – нопок, олуда.

Патёра – офат, бало, зишт, бадҳайбат, адоват, душманӣ, маҷ. дев.

Рамим – пӯсида, фарсуда, вайроншуда.

Рабби раҳим – Худованди меҳрубон.

Ридо – либосе, ки аз болои либосҳои дигар мепӯшанд, ҷома.

Ризвон – биҳишт, хушнудӣ, хурсандӣ.

Риманӣ – аҳриманӣ.

Рифъат (рафъат) – баландӣ, бузургӣ, ҷоҳу ҷалол.

Салх – рӯзи охирини моҳи қамарӣ, ки бегоҳии он моҳи нав дида мешавад, муқ. ғурра.

Самак – моҳӣ, моҳие, ки гӯё дар болои он гове истода ва дар болои шохи гов замин қарор гирифтааст.

Самоъ (симоъ) – шунидан, гӯш кардан; рақсу суруде, ки сӯфиён ҳангоми ваҷҳу ҳолат ва зикр мехонданд.

Сарроф – заршинос, фарққунанда, шиносандаи пули ҳақиқӣ аз пули қалб.

Сафеҳ – аҳмақ, аблаҳ, нодон.

Сиблат (саблат) бурут, мӯйлаб.

Сипеҳри арқам – дунёи бадқаҳр, бадаҳд, чун мори алобулои бадзаҳр.

Ситок – навда, шохи наврустаи дарахт, ток.

Сирофил – Исрофил.

Солус – риёкор, фиребгар.

Сорӣ (сар) парандае хушовозу сиёҳранг, ки холҳои сафед дорад; сирояткунанда, гузаранда; номи шаҳре дар Мозандарон.

Сутур – маркаб, чорпои саворӣ ва боркаш, аз қабили асп, шутур, хачир, хар.

Сутург (ситург) – бузург, калон, қавӣ, нерӯманд.

Сунъ – эҷод ва офариниш, он чи сохта ва офарида шудааст.

Табарро – безорӣ, дурӣ.

Табоеъ – ҷамъи табиат, чаҳор унсур.

Таваккул – умед бастан, эътимод кардан ба Худованд.

Тавaққӯъ – чашмдошт, умед, хоҳиш, орзу.

Тазаррӯъ – тавба, надомат

Тазвир – фиреб, макр, ҳила.

Тайласон – як навъ ҷомаи васеъ, дароз ва беостин, ки рӯҳониён ва қозиён мепӯшиданд.

Тарвиҷ – ривоҷ додан.

Таррор – кисабур, дузд, ҳилагар, маккор.

Тарфанд – сухани беҳуда, бемаънӣ, дурӯғ.

Тафаззулот – лутфу марҳаматҳо.

Тафарруҷ – сайругашт, саёҳат, тамошо, хушҳолӣ, хурсандӣ.

Тафт – гармӣ, ҳарорат, шитоб, тунду тезӣ.

Танаъъум – нозу неъмат, сарватмандӣ, дороӣ.

Тарра (тара) барги баъзе азх наботот, ки барои нонхӯриш истифода мебаранд, сабзавоти хӯрокӣ.

Таъбия – пур кардан, ҷойгир кардан, ба ҷанг омода сохтани сипоҳ.

Тақсир – айб, нуқсон, хато, кӯтоҳӣ, камбуд.

Тақайюд – гирифторӣ, бастагӣ, вобастагӣ ба чизе ё ба касе.

Таҳаққуқ – ба исбот расидан, дуруст дарёфтани ҳақиқат.

Таҷаллӣ – ҷилва кардан, ошкоро шудан, равшан шудан.

Тағофул – худро ба нодонӣ задан, қасдан чашм пӯшидан аз чизе, ғафлат, бепарвоӣ.

Томот – суханони беҳуда, даъвоҳои беасос, кароматӣ дурӯғин.

Тунбал – ҳила, макр, фиреб, найранг.

Фом (вом) – қарз; ранг.

Халил – дӯст, шакли кӯтоҳи Халилуллоҳ, ки лақаби Иброҳими пайғамбар аст.

Хаммор – майфурӯш, шаробфурӯш, майзада, сӯистеъмолкунандаи шароб.

Хариф – тирамоҳ, фасли хазонрез; фартут, парешонхотир.

Харос – осиёе, ки бо қувваи хар, гов ё чорпои дигар мегардад.

Хафиёт – асрор, корҳо ё амалҳои пӯшида ё пинҳонӣ.

Хид – сабзӣ ва гиёҳ, пояҳои ҷав ва гандуми ҳанӯз сарак набаста.

Хунба – хуми калони аз гил ё чӯб сохташуда, ки дар он орд, ғалла ва ғайра нигоҳ дошта мешавад.

Хуни раз – хуни ток, киноя аз шароб.

Ҳай – зинда, маҷ. Худованд; қавм, қабила, деҳ.

Ҳазмон – шакли кӯтоҳшудаи ҳар замон.

Ҳазорово – киноя аз булбул.

Ҳазоҳиз – ларза ва рашъае, ки аз тарс пайдо мешавад, талвоса, саросемагӣ.

Ҳиштан – тарк кардан, партофтан, гузоштан.

Ҳуққаи хок – киноя аз қабр, гӯр, лаҳад.

Чалипо – салиб, ду чӯби чоргӯша, ки аз миёна болои ҳам гузошта шудааст, аломати муқаддаси насрониён.

Чуст – чобук, чолок, моҳир, маҳкам.

Ҷуд – ҷавонмардӣ, саховат, эҳсон.

Ҷурм – айб, гуноҳ.

Ҷуҳҳол – ҷамъи ҷоҳил, ҷоҳил, нодон.

Ҷослиқ – пешвои рӯҳонии насрониёни католик, ки аз усқуф (епископ) болотар аст.

Шайб – мӯйсафедӣ, пирӣ.

Шанбалид – гиёҳест, ки гули зардранги он бӯи тезу ғализ дорад ва дар сари роҳҳо мерӯяд.

Шарруннос –бадтарини одамон.

Шақ – чок, шикофта, нима.

Шол – гилеми хурди пашмин, матои пашмин.

Шуҳуд – бо чашми худ дидани воқеа ё рӯйдод.

Ғажидан – хазидан, гавак кашидан, бо зону ва даст роҳ паймудан.

Ғамз – ишорат ба чашму абрӯ, нозу карашма бо ишораи чашм.

Ғано – дороӣ, сарватмандӣ, тавонгарӣ.

Ғарв – найе, ки аз он қалам месозанд.

Ғарча – аблаҳ, аҳмақ, нодон.

Ғулба – акка, аккаи ало.

Ғурра – рӯзи аввали моҳ.

Ғуфрон – бахшиши гуноҳон, авф, омурзиш.

Гӯш – чӯби сахте, ки аз он тир, найза ва дигар аслиҳа ё мизроб месозанд.

Яргист – ҳаргиз.

## МУНДАРИҶА

"АХТАРОНИ АДАБ" (СИЛСИЛА)
ИБОРАТ АЗ 50 ҶИЛД

**Ҷилди 13**

# АШЪОРИ ҲАКИМОН ВА ОРИФОН


Муҳаррири ороиш ***Р. Шералӣ***

Муҳаррири саҳифабандӣ ***М. Саидова***

Мусаҳҳеҳ ***М. Кенҷа***

Тарроҳ ***Ҳ. Холов***

Ҳуруфчин ***Н. Имомназарова***

